Унвони мақолаҳо

*Хонавода пароканда шуд.*

*Шаҳристони иморатҳои осмонхарош.*

*Ман дар Америка боркашонӣ мекунам.*

*Падарсолори шеър.*

## Хонавода пароканда шуд

*(ба поси хотираи бародарам)*

Ба дида нақши рӯйи ту,
Ба гӯш гуфтугӯйи ту,
Ҳанӯз аз димоғи ман
Нарафтааст бӯйи ту,
Бародарам, бародарам,
Бародари ба ҷону дил баробарам.

Ин сатрҳо гӯё, ки ҳарфи дили мананд. Гӯё манам, ки алами диламро ба қалам дода, вале таскин наёфтаам ва асло таскину тасалло нахоҳам ёфт. Балки тан намедиҳам, ки бародаре доштам сари олимони ҷавон, умеду орзӯи хонавода ва инак, чанд сол аст, ки чашм аз олам пӯшида. Ба маргаш бовар карда наметавонам, ки наметавонам. Ҳанӯз чашмам ба чор тараф чор аст, ки имрӯзу фардо аз куҷое меояд. Ҳанӯз умедамро аз ӯ накандаам. Ҳанӯз ба дару дарвозаи китобхонаҳою донишкадаҳо ба умеди ӯ менигарам. Ҳанӯз рисолаю маҷаллаҳои илмиро барои номи ӯ варақ мезанам. Ҳанӯз китобҳои дарсӣ, дастнависҳо, дафтарчаҳои ёддошт ва ҳуҷҷатҳояшро бо навозиш тагу рӯ мегардонам. Мақолаҳо, баёзи шеъру тарҷумаҳояшро гаштаю баргашта мехонам. Суратҳояшро паҳлӯи ҳам мечинаму нигоҳ мекунам, ки серӣ бибинам. Ва ҳамин, ки сар ба бистар ниҳодам, ба хобам медарояд. Ман ба ӯ дар шаби хобам бисёр вақт дар зодгоҳамон қишлоқаки Сӯфиён вомехӯрам. Дар қишлоқаки Сӯфиёне, ки ба кӯдакии мо мансуб буд. Аз ободиҳо як хоначаи сафедак, яъне мактаб, як масҷиди чӯбкории шақшақаи кӯҳна ва аз бузургию азамат нишона ду дарахти азим дошт, ки якеро чормағзи Нарзулло ва дигарашро чанори хирманҳои боло мегуфтанд. Дигар ҳама чиз оддии оддӣ, ошхонаю меҳмонхонаҳои дудзадаи чакокӣ, шиғу похсадевор, чапаракпулҳои чун миёни мардумаш хамзадаю фурӯрафта ва юғу испору чигина, хусусан чигинаҳои чапараки каҳкашонӣ. Дигар, даромадгоҳу баромадгоҳ, чокиҳои ду теппа, ки газа номида мешаванд. Дар ҳошияи қишлоқ боғҳои ток ва дараи Шер. Аз инҳо он тараф ҷару дараи дуобагию шӯлашу хорбутаҳои овезон ва ду кунда тути хасаку як тана сада, ки мо сабдааш мегӯем, яъне сабада. (Ин дарахт, дар ҳақиқат, ба сабад монанд аст. Хусусан, баъди баргрезони тирамоҳ). Ва дар хамгашти дуобагӣ дунгие ба номи Кофирқалъа. Дар гардани борики дунгӣ Олучамазори латтабандӣ, айни духтарчае, ки ба кокулҳояш пилтаю пахта бофта бошанд. Дар тирези

Кофирқалъа ғори момаҷавак даҳанвоҷак мекард, зайли касе, ки даҳанашро паҳн кушода хамёза мекашад. Момаҷавак дар тасаввури бачагии мо кампираке буд, ки дар тоқчаи ғору ҷар зиндагӣ мекард. Дар асл акси садост, ки ҳой гуфтед, ҳой мегӯяд. Момаҷавак ё Момаҷавобак аз дилхушиҳои мо буд. Момаҷавак, кулча мехурӣ, ҳалво! - гуфта ҳой, ки мезадем, сари овозамонро гирифта "Ҳалво!" мегуфт. Боқӣ, арғамчини чигинараҳи Олучамазору чанги хоки пиёдаю саворае, ки рафтуомад мекарданд. Баъд аз роҳҳои мошинравак, чигинараҳи Олучамазор ба аҷинабодакҳо монд. Аз ин кӯҳнароҳ рафтарафта пойи мардум канда шуд, вале чашм накананд. Зеро, аскарбачаҳоро, ки ба ҳамин раҳ ба ҷанги Гирмон бурда буданд, гумон мекарданд, ки бояд боз ба ҳамин раҳ баргарданд:

Дар хами пуштаҳои Файзобод,
Чашм бар роҳи кӯҳна шому саҳар,
Кӯдакиям ҳанӯз гирён аст,
Дар кафи ӯ хати сиёҳи падар.

Ҳозир бисёрии он манзараҳо нобуд шудаанд. Ҳозир касе намедонад, ки дар фалон сари ҳандақ зардолӯи қандаке буд. Дар фалон лаби об чаноре, ки вақте афтонданаш замин ҷунбид. Дар фалон боғ сафедори баланде, ки осмонро ҷорӯб зада мерӯфт. Лангари кӯҳнароҳ ҳам, ки аз ҳар қадамаш хотираи қадами азизе боқист, кайҳо фарсуда аст. Бораю буттаҳою дараҳо ламида рафтаанд. Аз дару деворҳои дерина қариб нишоне нест. Аммо ба хоби ман медароянд. Бо бачаҳои солҳои пеш, бо додарам Темур. Хусусан он мактабхона - ягона хоначаи сафедак, он масҷиди чӯбкории шақшақаи кӯҳна ва боғамон дар хамёзаи дуовагӣ, ки тобистониҳо дар гӯшааш каппа зада кандани ситораҳои шабро тамошо мекардем. Ситораҳо рост намеафтоданд, балки ҳамчун алмос шишаи осмонро бурида мерафтанд. Аз мушоҳидаи осмон мефаҳмидем, ки Ҳафтдодарон ҳаракат карда, дар ҳар фасле ҷояшро иваз менамояд. Тобистон дар ҳавои болои як теппа, тирамоҳ дар ҳавои болои теппаи дигар ва ғайра. Ҳамчунин медидем, ки ситораҳои калон тулӯъ ва ғуруб мекунанд. Баъдҳо донистем, ки онҳо сайёра номида мешудаанд. Баланд гузаштани мушкаҳои сунъиро низ дида ба дигарон нишон медодем. Хусусан, мӯсафедон ҳайрон мемонданд.
Шабҳои тобистон натанҳо боғҳо, бому дар, палаку полизу хирманҳо, раҳу пайроҳа ҳама обод буданд. Аз ҳар гӯшае бош-бошу их-иху иш-ишу киш-киш шунида мешуд. Натанҳо одамон, рӯбоҳу ҷайраю сагу пишак хоб надоштанд. Нохост хиш-хиши хушке шунида мешуд, зайле ба харе найдарзаи хушк бор карда мебурда бошанд. Ин ҷайра буд. Ногаҳон аз танаи ҷарӣ

чиғубиғи гӯшхароше шунида мешуд. Ин чуғзак буд. Гӯё пару пӯчаш мекарда бошанд. Ва дар ин миён яке девонаи Кенҷа мехонд:

Аҷал моро накуш, мо навҷавонем,
На дунё дидаю не шодмонем.
Бирав аз кӯчаи пирон гзар кун,
Ба мо навбат расад, мо худ равонем.

Девонаи Кенҷа шабгарди таку танҳои побараҳнаи хоколӯди кӯҳнароҳи Олучамазорак буд. Аз ҳамсоякишлоқ аз хонаи апааш Руқия меомад, аз сояи пуштаҳою бораҳои маҳтобӣ хонда-хонда меомад. Ва дар миёни хонишаш яке ист карда, худаш ба худаш "Бале, девона, бале!"-мегуфт, ки момаҷавакҳо ҳам аз ҳар ҷаре бале!...Бале!... Бале!... Бале!... такрор мекарданд. Моро вақте хоб мебурд, ки Кенҷа хонда-хонда ба кулбааш мерасиду маҳтоб ҳам мешишт. Хониши девонаи Кенҷа ба аллагӯӣ мемонду чайловаки ларзонаки мо ба гаҳвора.
Акнун он шабҳо, он каппаю чайловаки ларзонак хотира шудаанд, вале ба хоби ман медароянд, ҳамчунон, ки буданд, бо суробу сояҳои азиз, бо бачаҳои солҳои пеш, бо Темури ба ҷону дил баробарам.

Роҳҳои хокиам ку?
Рӯзҳои покиам ку?

Ҳамон рӯзе, ки ӯро ба хок супурдем, шабона хоб дидам, ки аз газаи қишлоқ фаромада ба боғамон даромад. Ришаш расидагӣ, лоғар, ранги рӯяш зард, шикамашро дошта роҳ мерафт. Як хӯша ангур канда дароз кардам, нагирифт. Гуфт, сиҳат нашудам.
Чанд шаб баъдтар боз ба хобам омад, аввал дар қиёфаи сангӣ, ҳамчун ҳайкал дар долони иморати баланди шоҳсутундор. Пас, ҳамчун бачаи тару тоза:

Ёдам омад ин иморат хонақоҳи кухна буд,
Дина мо даҳсолаю ин хона чумчуқхона буд.

Бори дигар хоб дидам, ки бо ҳам дар паси як мизи тӯёна нишастаем. Боз ҳам ӯ харобу хаста. Гуфт, рисолаи илмиамро нав навишта тамом кардам. Ба вай сухан доданд, гап назад.

Ӯ дар хобҳои ман дар ҳар синну солу аҳволе, ки набошад, ҳамеша бо китобу дафтар аст. Мудом аз ину он масъалаи илмию китобӣ гуфтугӯ мекунад. Гоҳе аз ман мепурсад, ки фалон китобро дорӣ ё фалон китобу мақоларо хондаӣ. Аз ҷумла, шабе дар хобам ӯро дар кӯчаи Душанбе вохӯрдам. Хеле ҷиддӣ ва оҳиста - оҳиста қадам мезад. Пурсидам, ки аз куҷо меоӣ. Гуфт аз магазини китобфурӯшӣ, рисолаи доктoриам чоп шудааст. Ба сабаби набу-дани аломатҳои нашрии математикӣ, баъзе муодилаҳоро мухтасар кардаанд. Як бор варақ зада малол шудам. Ман дарҳол аз шунидани нашри китобаш хурсанд шуда, ҳадаҳа гуфтам, ки ягон нусха нагирифтӣ. Ҷавоб надод. Бехотир, хобам чунон парид, ки гӯё ҳамин навакак дар бедорӣ гап мезадем.
Аз бачагиаш хонданро дӯст медошт. Ман дар хотир надорам, ки рӯзе ба мактаб нарафта бошад. Ҳол он, ки аксари бачаҳои ҳамзоди мо аз пайи молу подаю подабонӣ гашта ҳафтаҳои дароз аз наздики мактаб намегузаштанд ва касе ҳам намепурсид, ки куҷоянд. Чунки моҳияти худи мактаб маълум набуд. Мактаб, чуноне дар боло гуфтем, аз берун сафедаку аз дарун сиёҳи дудхӯрдаи дӯдаҳояш овезон буд. Тамоми зимистон аз бомаш борон мечакиду аз роғҳои дари шақшақааш шамол пӯф мезад ва муаллими Қаҳҳорбек (ёдаш ба хайр) барои мо пахол дӯд мекард, ки гарм шавем. Мардаки қоқинаи қадбаландӣ бурутакӣ буд.
Муаллимони дигаре низ доштем. Онҳо касоне буданд нав аз ҷанг баргашта, шалу дингу маъюб, бо чигас роҳ мерафтанд ва номашонро бо лақаб мегирифтанд: фалонии линг, фалонии шал, фалонии якдаста ва ҳоказо. Дар миёни онҳо як нафар хешованди мо ҳам буд, муаллими ҳисоб, машҳур бо лақаби "Фаттоҳи урус". Барои он, ки кепка мениҳод ва бори аввал ба қишлоқ зани рус, велосипед, дурбин, сумкаи тасмадарози аскарӣ ва ҳархела ҷадвалу асбобҳои ҳисоббарорӣ оварда буд. Вақте, ки дар девори пушти мактаб барои сафед буданаш киноҳои ҷангӣ нишон медоданд, ӯ матни онҳоро аз русӣ ба мо тарҷума мекард. Мегуфтанд, ки Фаттоҳи урус забони немисӣ ҳам медонад.
Вай баъзан моро ба рӯйи талу теппа бароварда, ба дурбину ҷадвалҳояш чен кардану ёфтани масофа ва нишон гирифтану тир парронданро машқ медод. Ва аз шаҳрҳои ба қавли мардум дарун Маскаву Берлин, кӯҳистони Италия, ки дар он ҷо партизанӣ мекардааст, қиссаҳои шавқовар нақл мекард. Вале канда-канда месулфид. Мегуфтанд, ки дар шушаш аз ҷанг гулӯлаи тир боқӣ мондааст.
Аз дарсу сӯҳбатҳои шавқовари Фаттоҳи урус, даричаи танги зеҳни мо кам-камак кушода мешуд, ба сӯйи илму фан, ба сӯйи мӯъҷизаҳои техникӣ, ба сӯйи мошинҳо, ҳавопаймоҳо, ба сӯйи қонуни ҷозибаи замин, ҷозибаи олам, ба суйи ободиҳои дур, марзҳои дур, уфуқҳои дур.

Мо туфайли мактаб соате чанд гушнагию бараҳнагию доду войи қишлоқро фаромӯш менамудем. Лекин, ҳамин, ки дарс поён меёфт, ҳақиқати ҳол ғалаба мекард. Мо аз чордевории мактаб берун омада, касеро медидем, ки зани ҳомила ё кампиру мӯсафедеро қамчин мезанад, ки аз замини колхоз сарак (хӯшаи ҷаву гандум) чидааст. Ё ин ки дар болои асп кала кашида аз сари девору ҳандақе ба дарун ҳақорат мекунад. Ё мешунидем, ки сари кадомеро кафондааст, деги шири кадом занакро чаппа карда, нони зағораи кадомеро ба шатта задааст.
Ӯ раис буд. Ӯро мо бад медидем. Аз ҷумла, барои ҳодисаи чӯлоқи Хонзода ва ҳодисаи Зумрад. Хонзода як зани маъюбу маслуқи бекас буд. Ба мушунги говаку (мушунги худрӯй) тактаку кунҷора мезист. Кунҷораро аз ҷувозхона металабид. Охирҳои баҳор, айни ҷавдараву тутпаз, як саҳарӣ хабар омад, ки дар хирманҷои Сӯфиёни боло Хонзодаро куштаанд. Ҳама ба он ҷо давидем. Дар подахобрав, миёни хоку хун нолиш мекард, аз сараш хун мерафт ва куртаи карбосаш пора - пора. Ӯро аз саракчинӣ раис зери узангую потанги асп гирифта, кашон-кашон ба ин ҷо оварда партофта будааст. Бечора мурд. Мурдаашро дар гилем ба хона оварданд.
Ҳодисаи Зумрад аз ин ҳам дилрештар. Ҳамсоя будем. Қоқучиниаш, ки мо қоқуфаш мегӯем, ҳеҷ аз ёдам намеравад. Шаш ё ҳафтсола буд ва ду акачаи аз худаш калонтар дошт. Ятимони дари хонаи амакиашон буданд. Ятимакони ҷулҳундӣ. Падарашон аз сар рафта ва очаашон аз тангии аҳвол ғайб зада буд. Мегуфтанд, ки ба Ёвон ба ватанаш гурехта рафтааст. Амакиашон худаш ҳоло кӯдак надошт. Шабе дар хонаашон парон-парон шуд. Баъд амаки-ашонро чанд шапкадору раис пеш-пеш карда бурданд. Ва дигар барнагашт.
Зани амакиашон ҳам кӯчида ба хонаи падараш рафт. Ятимон танҳо монданд, танҳои танҳо. Зумрад аз бехи девору хандақҳо қоқуву шулха мечид. Ва модарам ба онҳо қуруту ширкадую ордоб мебурд. Барфу борон сар шуда буд. Яке вақти намози шом чирроси Зумрадро шунидем. Модарам саросема ба хонаашон давид. Мо ҳам аз сари бому деворҳо ба он тараф паридем. Аммо аллакай дер шуда буд Зумрадак саропо забона зада месӯхт. Карасини ча-роғи лампа ба сару рӯяш рехта буд. Аловро ба дасту доман зада хомӯш кард, вале чароғаки умри ӯ ҳам пас аз ҳафтае абадӣ хомӯш шуд. Ҳар замоне ба ёди он айём чашмонамро пӯшида ба андеша меравам, дилам месӯзаду месӯзад ... Хонзода... Зумрадаки кокулзардак... Кӯдакони хору зор... Додаракону хоҳараконам... солҳои сиёҳу хатҳои сиёҳ... Кӯҳнароҳи Олучамазору чашмҳои чор... Холаи Раҳима, Салоҳиддину Сафовиддинам мегуфту мегиристу байт мехонд:

Худо бигира ҳукумати балора,
Сутун задаю сим кашид дунёра.
Даговар бастай ширoи модговора,
Аскар мебара бачаи фақирора.

Холаи Раҳима вақти бурдани Салоҳиддину Сафовиддин то сари роҳи оҳани Янгибозор рафта будааст. Бинобар ин, ҳар замоне, ки поезд аз дуриҳо буғ мезад, ӯ ҳам ба забони печида фарёд мекашид, балки аз ҷигари сӯхтаю ҷоғурӣ дамидаи ғамбодаи зери гулӯяш ӯ ҳам буғ мезад, ки: Э, бихезене, Салоҳиддинма бурдане, Сафовиддинма бурдане! Э, доде, э, ҷавре, э, халқи худое. Ва шайтоналамиаш (саръ) мегирифту ҳамчун мурда дароз ба замин меафтод. Баъзан баръакс, поезд, ки буғ мезад, - э, бихезене, аскарора овардане Юафовиддинма овардане!- гуфта ҳамели дулонаю мағзу чағзашро кандаканда чочиқӣ мепартофт. Холаи Раҳима хазон шуд, борик шуд, ришта шуд, вале риштаи умедаш наканд. Ҳанӯз ҳамчун найзори хушкидае фиғон мезад, ки э, бихезене, пойиз омаде! Аскарора овардане! Салоҳиддинма овардане, Сафовиддинма овардане! Ӯ дигар наменамуд, арвоҳ шуда буд, танҳо фиғони ҷонгудозаш шунида мешуд. Хати сиёҳи Салоҳиддину Сафовиддинро чанд сол баъд аз сари холаи Раҳима аз коғаздони идораи ҷамоъат ёфтанд.

Он солҳо наҳсӣ болои наҳсӣ меомад. Ҳатто зимистон то гӯшаи бомҳо барф метапид. Аз лабгӯшаи бомҳо яхчоли кабӯд овезон буд. Яхи новшараро агар ба табар мезадӣ, намешикаст. Аз сари ҳар боме кокули дӯди сиёҳ ғалапа дода ба ҳаво мепечид. Махсусан, вақте, ки печка пайдо шуд:

Даҳан кушода бухорӣ ба сони беадабон,
Сухан расида ба ҷое, ки чӯб мехоҳад.

Аз дасти ин печка дар қишлоқ чанору чормағзи ҷувозкундаю дар адирҳо дулона намонд. Қишлоқ ба пиракии дандонрехта монанд шуд. Охирҳои чунин яхбандон, ки аз шушаҳои яхчоли овезон акнун қатра-қатра об мечакид, Фахриддину Садриддин бори осиёб бастанд. Борашон рези кетӣ-кетӣ буд. Яъне сабадчаҳои ангурро қишлоқ ба қишлоқу хирман ба хирман ангур рафте-ангур рафте гӯён гардонда, ба рези ҷаву гандум иваз мекардем. (Бинобар ин, рӯзи ҷанозаи Темур, Фахриддину Садриддин сарашонро ба дару девор зада, ӯро ба нони кетӣ-кетӣ калон карда будем мегуфтанд). Осиёб дур буд, дар лаби дарёи Кофарниҳон. Барои

эҳтиёт дукаса мерафтанд, харакию аспакӣ. Аспашон, ҳамон аспи мероси падар, ки шеъри зерин дар бораи ӯст:

Аз рӯй-рӯйи хотираҳои ҷавониам,
Балки аз он диёр, ки гум кардаам падар,
Аспе ҳанӯз медаваду медавад ҳанӯз,
Аспе, ки ҷуз ба хоб намебинамаш дигар.

Пояш сафеду гардану пешонияш сафед,
Соқаш дарозу тахтаи пушташ дарозтар,
Зери шикам ба тахтаи пушташ кашида сахт,
Чашмаш мисоли лахчаи сӯзанда дар назар.

То рӯи сина шаршараю обшори ёл,
То пушти пой шаршараю обшори дум.
Чун зарбаҳои набзи раги дасту пойи роҳ,
Аз сангу хок мешунавам зарбаҳои сум.

Сар то қадам сарак-сараку резу печу тоб,
Дар подаи касофати маркаб намечарад.
Аспи фариштае, ки саисаш фариштаест,
Шаб то саҳар фаришта қашоғӯш мезанад.

Дар ҳарду пойи ӯ падари ман кишан назад,
Дар банди пойи ӯ падарам ресмон набаст.
Дар кӯдакӣ шунидаму фарёд мекашад
Ин гӯши ман ба шиҳаи он аспи дурдаст.

Дар кӯдакӣ шунидаму аз ёди ман нарафт
Он шиҳаи азизи чиҳилсола бештар;
Як дам ба гӯш мерасад аз пуштаҳои дур,
Як дам ба гӯш мерасад аз кулбаи падар.

Ёдат ба хайр бому дари кӯдакии ман,
Кам нест дар хаёли ман афсонаҳои ту.
Марде, ки рафт аз бари мо дар ҷавониаш,
Хоҳам, ки пир ояду ояд дубораду...

Аз рӯй-рӯйи хотираҳои ҷавониам,
Балки аз он диёр, ки гум кардаам падар,
Аспе ҳанӯз медаваду медавад ҳанӯз,
Аспе, ки ҷуз ба хоб намебинамаш дигар.

Тай шуд ҳазорҳо раҳу ҷуз дар раҳи хаёл
Бори дигар надидамат эй аспи бодпо,
Ту то куҷо давидию ку он савораат,
Ӯро ту дар ҷавониаш афкандӣ дар куҷо?

Лекин, аспи падарӣ дар дасти мо дер напоист, ҳамчун аспи раисзеб ба раиси Раҳмон расид, ки гурум-гурум болою поён метохт ва хусураш мӯсафеди Зиё байташ монда буд:

Бачаи тоқибахмал,
Тоқии бахмал ба сар,
Този боло, този поён,
Аспсуворӣ мезгара.

Он ҷонвар ба ӯ ҳам насиб накард. Чунки раисҳо тез-тез иваз мешуданд, албатта бо саркафонию ҷоғу даноншиканӣ. Раиси Раҳмонро дар мактаби мо бор бастанд, дар маҷлис. Маҷлис шабона мерафт, гирди чароғи лампа. Ногаҳон касе чароғро пуф карду "Бузаненуш!"- гӯфт. Ва дар як дам бузаш кашиданд. Рӯзи дигар аспи мо ба Мухтори раис гузашт. Пас ба Қурбоналии сиёҳ ном раиси дигар ва ғайра. Охир шунидем, ки дар Яккабедқишлоқ ба ҷувозаш бастаанд. Модарам гирён шуд. Вале айне, ки Фахриддину Садриддин осиёб рафтанд, ҳанӯз аспи мо буд. Баъд аз пешин барф борид. Барфбод ғарғараю калоба мепечонд. Тавре, ки зимистон рафтанӣ набуд. Осиёбакиҳо дер карданд, хонавода ташвиш шуд. Охунди Шариф, ки дар хонавода аз кӯҳнасаводон буд, Темурро паҳлӯяш шинонда

дафтар кушод. Ӯ моҳу рӯз мешумурд, - ҳаждаҳи бузкуш, дувоздаҳи кабки рав, ҳути пишак ва Темур менавишт. Мегуфт, ки баъзан:

Ҳут агар ҳутти кунад,
Кампира дар қутӣ кунад.

Яъне аз шиддати сармо капмир дар қуттӣ ҷо мешавад. Ҳамчунон, гуфтанд, ки баъзан:

Дар вақти гули кавар,
Яха задан ба табар,
Э, бобои бехабар.
Арзан букор, арзан букор...

Ниҳоят натиҷа гирифтанд, ки поси шаб дар ҳисоби баҳор аст. Агарчи гуфтаанд:

Ҳуту Наврӯз,
Чил кунда бисӯз,
Хоҳ шаб гардӣ, хоҳ рӯз.

Ба ҳар ҳол, пас аз поси шаб агар дар дашт монда бошанд ҳам, зинда мемонанд. Дари ҷағҷағаи моро, ки лату паташ хаста будем гурги масти шамол ханҷор мезаду нӯла мекашид, нӯла мекашиду ханҷор мезад. Охир, қури хокистари сандалиро бо ҳалакови (оташкоб) пойҳоямон кофта-кофта ба ҳар тараф ғелидем. Саҳар соате бедор шудем, ки аспамон аз газаи Олучамазор шиҳа кашид. Одати он ҷонвар ҳамин буд, аз газаи қишлоқ, ки медаромад, албатта шиҳа мекашид. То ҷилу ҷандамонро ғун доштем, ки осиёбакиҳо ҳам расиданд. Гӯё кундаҳои сиёҳи таре буданд, ки дӯд мекарданду намесӯхтанд. Алахчаашон шах, забонашон намегашт. Модарам ордоб пӯхта ба ҳалқашон рехт. Рӯзи дигар ба гап омада гуфтанд, ки бозгашт дар торикистони бефарёди дашти Кофарниҳон миёни барфбод монданд. Ҷонварон дар замини шолипаяи фулх то таги шикам ғӯтида мерафтанд. Барфбод сӯзан зада чашмашонро медӯхт. Ба сару рӯяшон шаллоқҳое мезад, ки ҷиз-ҷиз месӯхт. Дар обу лой хелида-хелида ба қади дашти дароз кашолаашон мекард. Мегаштанду мегаштанду мегаштанду дашт тамом намешуд, чароғе наменамуд, саге намеҷакид. Охир, аз гапу гӯ монда, ҳамчун кӯру кару гунг ихтиёрро ба улоғҳо доданд. Борашон ҳам дигар орд на, хамиру

гундии шӯрида буд.
Ва нохост, дар ин талвосаи ҳаёту мамот, яке зайли гургумеши саҳарӣ пеши назарашон сояравшан шуд. Шасти барфбор гашт. Улоғҳо ҳам истоданд. Сар бардошта осиёбро диданд. Як дашти шолипояро аз қаду бар сум зада боз ба дари осиёб омада буданд. Сохте, ки кӯрхаташон карда бошанд. Охунд гуфт,- офтоб, ки як сари мӯ аз тарозӯ гузашт шасти сармо мегардад; фарқ надорад, ки шаб аст ё рӯз.

*   *   *

Заминҷунбӣ ҳам офате буд ба болои офатҳои дигар, балое буд ба болои балоҳои дигар. Чуноне, ки аз буғумдарду табларзаю табёзаю хамёза рагу пайванди кас ғиҷир-ғиҷир мекунад, аз заминҷунбӣ ҳам болору синҷу сутуни иморатҳо, ҳамчун устухону рагу пайвандашон ғиҷир-ғиҷир мекарданд. Шарақ-шуруқу ғиҷир-ғиҷири масҷиди чӯбкории кӯҳнаро аз дур мешунидем. Аз дару девору ғору ҷар, ки торс-торс мекафиданд, чанги хок мехест. Ҳатто гову мол дар саҳро сарчархак шуда ба замин мехобиданд. Аз зери оғилхонаҳои вайрона ҳафтаҳои дароз хурӯсҳо мехонданд. Одамон бо кӯдаку гаҳвораҳояшон аз даричаҳо парида мерафтанд. Дар миёнаи ҳавлиҳо шаб то рӯз кундахара месӯхт. Аз чор тараф ҳаёҳу шунида мешуд. Ман аз заминҷунбӣ бисёр метарсидам. Ҳамин, ки замин рафт мегуфтанд, морворе печида чиррос мезадам. Ҷазабаи он тарс то ҳозир аз дилам нарафтааст.

*   *   *

Гургу шағолу рӯбаҳ низ ҳамчун касофатие ба қишлоқҳо рӯка мекарданд. Аз мӯрию сӯрохии дару девор ба молхонаҳо медаромаданд. Ғояти ҷим-ҷими шаб аз гурсогурсу қиғу чиғ бедор мешудем. Дар рӯзи равшан ҳам бузу бузғолаҳоро аз дари дарвозаҳо мебурданд. Ҳатто аз дасти модарам бузғоларо кашида гург бурд. Ҳатто боре ман ба подаи гург рӯбарӯ шудам. Чоштгоҳе, ки дар ҳавои софи офтобӣ барфи навборидаи пахмоқии баланд мавҷак зада чашмро мебурд, гове пешандоз аз Файзова хамидам. Пайи пойи гургу рӯбаҳу заргӯш барфро мухпар зада буданд, лекин ҷондоре наменамуд. Вале ба хамгаҳии хилвати қишлоқаки Қасамдара, ки хам хӯрдам, гов тур бардошт. Дар бармолии раҳ як пода гургро дидам, ки зайли пӯстакҳое рӯи замин густурда. То гургҳо бедору ҳушёр шуданд, ки гов думашро хода карда, ҳамчун тир аз пеши пояшон гузашта рафт. Ман ҳангу даранг ба қафо гаштам. Ва ҳар қадам қаламбоқӣ хӯрда (бо сар ба замин задан) ба дунгии Қасамдара баромадам, ки аз он ҷо

қишлоқ менамуд. Бачаҳоро дидам, ки дар офтобрӯяҳо биҷилбозӣ мекарданд. Ҳар қадаре чиғир задам, зунукам гирифта буд, ки саге ҳам наҷакид. Гуфторе, ман гунг будаму ҳама кар, сагҳо ҳам маро нашуниданд. Ҳамчунон, пешпоию қаламбоқӣ хӯрда аз дунгӣ хамидан гирифтам, ки назди бачаҳо равам. Сиёҳхоракҳои тезе ҳамчун дандони гург сару рӯямро канда, чоруқҳоямро пора-пора мекарданд.
Яке касе чиғир кард. Ва аспакие намудор шуд, ки барфро чошу пош дода аз пушти гургҳо медавид. Гургҳо меҷаҳиданд, айни пӯстакҳое, ки дар рӯи барф меафшонӣ. То ман хамидам, ки савора дур монд, на дидаму на шинохтам. Ман пайроҳаи говро гирифта ба дулонаҳои қатор каҷ шудам, ки нишонаи раҳи қишлоқамон буданд. Он тараф, дигар ободию амонӣ буд. Дами пешин ба хона расидам. Гов аз сари деворҳо хасу хошок кашида мехӯрд.
Рӯзи дигар овоза шуд, ки дар хами Қасамдара як сағераро гург хӯрдааст. Ҷандаҳояшро шикоракиҳо ёфта дар шохи дӯлона кашол кардаанд. Баҳорӣ дар гарданаи ҳамон хам касе як сута сафедор шинонд, ки баъдҳо ҷангалак шуда, сафедорони гургхӯрда ном гирифт.
Он солҳо кӯдакони сарсафед бисёр буданд, гӯё аз батни модар мӯсафед таваллуд мешуданд. Ҳатто мӯсафедона кӯзапушту лабу рӯяшон ҷинҷалак. Мӯсафедона чоруқу локию кафши чӯбинпӯш. Танҳо Темур як ҷуфт калӯшак дошт. Дар барфҳо ғӯтида-ғӯтида ба он калӯшак мактаб мерафт ва дар муҳити он вақтаи мо калӯшаки ӯ моли нав буд. Он калӯшаку дарсхонаи хунук ва махсусан китобдӯстиаш мудом пеши назари мананд.
Темур мехонду мехонд. Баъдҳо, яъне мурури фаъолияти илмиаш он хониш ниҳоят вусъат ёфт, ҳушу хаёлашро сахт фаро гирифт. То ҷое, ки китобу қаламу дафтарро аз даст ниҳоду ҷон супурд. Аммо рӯҳаш ҳамчунон бо дониш боқӣ монд.
Дар рӯзҳое, ки ба пуштаи мазори Сӯфиён сангу хишт кашида, гӯрашро обод мекардем, шабе дар хобам даромада хандида гуфт, ки хонаи хубе сохтӣ, олиҷаноб, сафеди сангӣ, лекин бисёр торик аст, китоб хонда намешавад. Аз ин хоб рамуз гирифта, тахтаи мармари сари гӯрашро ба шакли ки-тоб тарошидем. Мармари сафед аст, вале як паҳлӯяш дар намуди дасту остин ва мӯйю рӯйи харошидаи кампирона шабаҳу сояи хокистарӣ дорад. Ин сояро мо насохтаем, дар батни худи санг будааст, ки вақти суфта кардан рӯ зада моро дар тааҷҷуб мононд. Зеро ба модарамон монанд аст. Сурати раҳматии модарамонро худи табиат дар ин санги лаҳад ҷо кардааст. Зеро, модарамонро ғаму аламу мотами Темур кушт. Ӯ барои фарзанди азизаш биёр сӯхт. То вопасин рӯзаш ҳар субҳидам гиря мекард. Мардум бо "бачамой", "бачамой"-гӯиҳои ӯ бедор мешуданд. Ва акнун абадӣ дар санги сари хоки писараш мотам гирифтааст.

Пештар модарам ба баҳонаи хабаргирии хешу табораш ба дуру наздик мебаромад. Гоҳе ман ба шаҳр меовардамаш. Аксаран зимистонҳо, ки то фаро расидани баҳор аз дуду гарду лойу чали қишлоқ эмин бошад. Аммо пас аз он фоҷеъа дигар аз Сӯфиён набаромад. Шаш соли дароз, яъне то дами охир куртаю калӯшу докаашро нав накард. Ҳамин тавр, ғами фарзанди ҷавонмаргаш дар дил аз дунё гузашт...

Дӯстдорию дилсӯзии модарам ба Темур ранги дигар дошт. Чунки Темур дар бачагиаш дардманд буд. Дар чилаи тобистон ҳам табларза мекарду хунук мехӯрд. Ва сару шикамаш қариб ҳамеша бастагӣ. Он замон, дорую даворо касе намедид, ҳама ба ҳоли худ мезисту ба рӯзи худ мемурд. Мардум мӯҳтоҷи як каф орди ҷаву зағораю тактак буд. Бачаҳо баҳорон ба решаю барги алафҳои ошӣ ва зимистон бо қуруту қоқу қоқпораҳои мевагӣ мезистанд.

Дар сари чашмаи дари хонаи мо як тана дулонасурхаки хорварае буд, ки зимистонрӯя мепухт. Ва мо бачаҳои як гузар рӯзи дароз дар шохаҳояш овезон будем. Аксари вақт бо ҳамин қаноат мекардем. Аз шикампечак, дилайнак, шабкӯрӣ ва табларзаю домана моро халосӣ набуд. Темур ҳам азоб мека-шид ва азбаски хурду бемадор буд, дили модарам ба ӯ бештар месӯхт. Бинобар ин, ба ҳар кучое, ки мерафт, ӯро ҳам мебурд. Дар мавриди молдӯшию ширпазию дӯғкашиаш ҳам ӯро дар рӯи пӯстакчае паҳлӯяш мешинонд...

Боре Темурро тағоиям бурд, ки дастёрӣ кунад. Вай дар ҳамон қишлоқи Файзова, ки пештар ёд шуд, зиндагӣ мекард. Шеъри зерин ишора ба ҳамон деҳкада аст:

Боди Файзобод чун дар пушта гардон мешавад,
Косаҳои чашмҳоям чапагардон мешавад.
Байни кӯрак монда меборад агар кӯҳи Мазор,
Хонаҳои чашмҳоям мечакад беихтиёр.
Гӯиё ин лаҳзаҳо дар гардани Файзоваам,
Дар таги лабгӯшаи як боми беандоваам.

Баъди як ҳафта Темур танҳо баргашт. Як чашмаш то гирди рӯ сиёҳ шуда буд. Гуфт, ки гов шата зад. Модарам зор-зор гирист ва номи тағоиямро гирифта дашному дуо кард. Баъд аз ин, модарам то он ки дар ҳаёт буд, дигар ба хонаи ӯ нарафт. Ба ӯ қаҳрӣ шуд...

* * *

Тутпазон дар суфаи баланди таги тути балхии байни ҳавлиамон мехобидем, рӯйи як намди даққию зери як кӯрпа. Ва дар кундаи тут халтаҳои овезони дуғу чака, ки дар сукути шаб якзайл мечакиданду мечакиданд. Дами саҳар, ки ҳаво салқин мешуд, ба ҳамдигар ҷафс шуда мечаспидем, ки хунук нахурем.

Вақте дар ҳабсхона будам шабе хоб дидам, ки зери он тути балхӣ бо додараконам хобидаам ва ҷинҷ зада ба бағалашон медароям. Нохост, аз чарақ-чарақи дандонҳоям бедор шудам, ки аз хунуксармо манаҳам ларзида истодааст.

Одатан агар бемор шавам ё дар хобам хунук хӯрам, албатта ҳамон ҷогаҳи додараконамро хоб мебинам, нафаскашию гармии баданашонро ҳис мекунам. Ва чак-чаки хобовари дӯғу чакаи модарамро, ки якзайл мечаканду мечаканд...

Ман дар он хобҳои кӯдакӣ болу пар баровара аз боми баланди масҷиди кӯҳна мепаридам, аз ҷариҳо муаллақ мезадам. Шабе дар чархофалаки рангинкамони осмонӣ савор шудам, ҳазору як шил-шилаю зангӯлаи тиллоию чароғаки рангоранг дошт. Гӯё дар думи товӯсе савор будам, ки аз осмон ба замин мерасид. Як шаб ба ҷанги Гирмон рафта тир хӯрдам ва захмию хуншор ба тани деворе часпидам, ки шинохтамаш, девори сафедаки мактабамон буд, ҳамон деворе, ки дар рӯяш киноҳои ҷангӣ медидем.

Модарам мегуфт, ки Темур дар хобаш механдад, Иброҳим гап мезанад, Садриддин пуштаку рӯ ғелида-ғелида аз кӯрпа баромада меравад, Камол ранги барра намеҷунбад, Райхо гиря мекунад.

## Кулбаи модар

Дар навдаи тути модар овезон,
Чун халтаи чака халтаи маҳтоб.
Дар кундаи тути модар овезон,
Чун халтаи моҳ халтаи ҷурғот.
Шаб аз лаби боми кулбаи модар.
Ҳамчун зари об мечакад маҳтоб,
Аз халтаи моҳу халтаи ҷурғот,
Ҳамчун зари ноб мечакад зардоб...
Ман дар тани кӯдакӣ фурӯ рафта.
Худро таги тути пухта мебинам,

Дар ҷолаи туту тугборонаш
Як мушт ятими хуфта мебинам.
Як мушт ятими хуфтаро модар
Дар тахтаи дил гирифта мехобад,
Дар пахтаи дил гирифта мехобад.
Сар монда ба тахтаи дили модар,
Сар монда ба пахтаи дили модар,
Бо чак-чаки чака мебарад хобам,
Чун равғани маска мебарад хобам.
Дар ҷогаҳи мо, ки тут мерезад,
Чун ҷола, ки моҳи ҳут мерезад.
Хамёза, ки мекашӣ. ба нохост
Шаб дар даҳони ту тут меафтад.

Вақте, ки сапеда деги гардунро
Чун модари ман ба рег мешӯяд,
Вақте, ки сапеда гови гардунро
Чун модари ман пагоҳӣ медӯшад,
Бо шир-шири шир мешавам бедор,
Бо шир-шири ширдӯшии модар...

Дар хоби шабам ҳанӯз бехотир
Ман дар тани кӯдакӣ фурӯ рафта
Худро таги тути пухта мебинам,
Дар ҷолаи туту тутборонаш
Як мушт ятими хуфта мебинам,
Додар ба бағал гирифта додарро,
Хоҳар ба бағал гирифта хоҳарро.

Вақте, ки аз ин миёна бархезам,
На мушти ятими хуфта мебинам,
На дасти бағалгирифта мебинам,
На навдаи тути пухта мебинам

На! На! На ба мушт донаи туте,
Танҳо ману мушти сахти калтуте.
Ман аз тани кӯдакии ман ҳар бор
Чун мурғи пагоҳӣ мешавам бедор,
Чун мурғи пагоҳӣ сина мекубам,
Чун мурғи пагоҳӣ мезанам фарёд,
Чун мурғи пагоҳӣ мекунам ку-ку:

Ку хоҳаракони хонарӯбам, ку?!
(Сад соли дароз хона норӯфта),
Ку додараконии хонабонам, ку?!
(Сад соли дароз хона бесоҳиб),
Ку модараки сағерабонам, ку?!
(Сад соли дароз дег ношуста,
Дегу табақаш ба рег ношуста).

На чак-чаки халтаҳои хобовар,
На шир-шири ширдӯшии модар,
Девори гилеву соявшанҳо,
Девори дилеву соявшанҳо.
Дар шохи чанор халтаи маҳтоб,
Аз халтаи сина мечакад зардоб.

Модарам кампираки момаҷавобаки тоқчаҳои ғору ҷариҳои Сӯфиён шуд. Ду чолаки сафедаш дар хасу хори Сӯфиён печида, ришта-ришта ғозҳои сафеди хасрав шуданд. Модарам дӯлонаи латтамазораки қади роҳи қишлоқ шуд. Ӯ дар ҷавониаш аёли паҳлавонҷуссае буд. Ӯро падарам "Барзанг",-гуфта ҷеғ мезад. Чалаку чархчӯби модарам дар тарақи деворҳою он номаки баҷоияш дар тарақи дили ман аст.

* * *

Мавсими киштукор ба офтобрӯяҳои бағали пуштаҳо баромада ба қатори турнаҳо ғирбол-ғирбол, арғамчин-арғамчин гуфта ҳаёҳӯ мекардему гулҳои сиёҳгӯши ҷурғотиро чида таги

тоқию бехи гӯш мезадем, ки гулҳои кӯдакии мо буданд. Ва самолётҳо аз болои сарамон парида мегузаштанд. Дуқаната, сохти сӯзанакҳои лаби оби чашмаю ҷӯй. Як дов самолёти сурхи якқанатаро ҳам дидем, ки гуфтанд аз ҷанг омадааст, хунолӯд аст.

Дар замину ҳавои якранги урён тапар-тапари самалётҳо хеле ҳаяҷоновар буд. Думболаи сояҳояшон, ки дар хаму хамёзаи адирҳо медавиданд, то ёлаҳо давида мерафтем. Темур медавиду медавид, ки сояи самалёт аз болои сараш гузарад. Самолёт ҳам монанди турнаҳо гилеми кабуди ҳавои моро меафшонд, аз гӯши вазнини талу теппаҳо кашида метаконд, дӯлонаҳоро, ки лаклаквор лаб-лаби решаҳо якпоя пинак мерафтанд бедор мекард.

Дар чунин як рӯз самалёте парида омад, ки мӯҷиби ҳангома гардид. Мисоле, ки ба ҷое фаромадан мехост. Ба ӯ хирманчаи қишлоқро нишон дода дастафшонӣ кардем. Вале сафедорон, ки қанатҳояшро рӯфтанд, бораҳоро харошида дар Олучамазорак ба замин заду хомӯш шуд.

Вағу чиғи "Самолёт ғалтиде!", "Самолёт ғалти-де!" дар як дам ҳамаро ба по хезонд. Издиҳоми саворaю пиёда чун сел ба Олучамазор рехт. Аз даруни самалёт касе дод мезад, вале издиҳоми ҳайрону ҳаросон пеш намерафт. Ва ҳамон замон акаи Камол омада расид. Самолётчӣ ба русӣ чизе мегуфт ва ӯ тахтаҳоро шикаста, тасмаҳояшро мебурид. Охир, самолётчӣ баромада лангон-лангон ба аспи раис савор шуду рафт. Дигар самолёт аз мо шуд, то намози хуфтан даруну берунашро кофтаю шӯрида тамошо мекардем. Аз тутаҳояш оби зарде ҷорӣ шуда мерафт, ки бӯйи ганда дошт, мегуфтанд, ки гӯгирд аст.

Рӯзи дигар дар як мошини калоне, ки нимаш дар чигинараҳи мо намеғунҷид, чанд нафар чарминапӯш омада самолёти моро пора-пора аз ҳам ҷудо карда бурданд. Ба мо шикасту рехташ монд, ки аз онҳо акнун худамон самолётчаҳо месохтем, чархҳояшон лойӣ. Ман ҳатто самолёти ҳақиқӣ сохтам, калон, қанатҳояш аз чӯби молаи шудгору чархҳояш, чарххои кӯҳнаи аробаи колхоз...

Акнун, он лаҳзаҳо, ки ба хотир оянд ногаҳон гӯшам фарёд мезанад ва худ ба худ: Темур маро ёд кардааст, - мегӯям. Дар ҳамон бардеворие, ки сояи самолёт аз болои сараш мегузашт, акнун аз болои гӯраш мегузарад. Тобуташро ҳам бо самолёт оварда будем. Акнун садои самолёт ҳузновар аст, гӯё хомӯшаке ҷигарамро неш зада парида меравад.

* * *

Тармотарити баҳор борон бисёр мерехт. Бомҳо ранги халтаҳои чака мечакиданд. Кулбае набуд, ки дар рӯи дӯконаш хурмаю тағораи чакак набошад. Шабу рӯз талап-талапи ҷариҳо

шунида мешуд. Новшараҳои бомҳо беист ҷир-ҷиру шир-шир мекарданд. Молҳо то гӯш дар ҷаббазори дараҳо ғӯтида мемонданд. Мардум қопчаҳоро ба сар гирифта хам ба хаму дара ба дара гову мол мекофтанд. Мо як коса оби боронро дар дег ҷӯшонда хушк мекардем, ки оби деги осмон ҳам хушк шавад.
Борон ҳафт шабу ҳафт рӯз мерехт. Охир, абрҳо рама-рама ба замин фаромада, дар кӯҳу камар қӯтан мегирифтанд. Вале чанги борон ҳанӯз мерехт ва дар офтобборони пешин арғувони рангинкамон шоха-шоха шукуфтан мегирифт.
Рӯзи дигар мӯсафедон ба ришҳои дудхӯрдаи зардвашу кампиракҳои афсонагӯи мо ҳамчун аҷинаҳо аз хокистари танӯри сандалиҳо берун мебаромаданд. Ва мардинаҳо белу каланд бардошта дар сарчашмаи дулонаи сурхак дегдонҳои сарисолӣ мекофтанд. Сипас, аз ҳар даре табару тешаю кундаю тали тапак; табақи гандуми кӯфтаю пӯдинаю шулха ва тоқӣ-тоқӣ наску нахуд мебаромад. Алови дегдонҳою алови кундахараи аловпарак равшан мешуд. Аз болои кундахараи сӯзон парида ба алов мегуфтем:

Сурхии рӯятро бидеҳ,
Зардии рӯямро бигир.
Гармии рӯятро бидеҳ,
Сардии рӯямро бигир.

Мирохур дар ҳаври деги далдаю умочи пӯдина сарчиликӣ дойра мезад. Момаи Назокат аз остинаш мушт-мушт чормағзу қоқи себу зардолӯ мечошид. Мо остини момаи Назокатро нағз медидем. Дар тӯю тамошо аз остини ӯ чашм намекандем. Ӯ момадояи қишлоқ буд. Мо ҳамаамон набераҳояш будем. Момаи Назокат ноф мебурид, ком мебардошт, риштаи таб мебаст, латтаи чашмӣ дуд мекард ва ангушташро ба сиёҳии таги дег молида, хурӯсаки ҳалқамонро мекафонд. Момаи Назокатро дар қатори шаҳиду азизу бузургворон тасаввур мекардем.
Қишлоқаки кӯдакии мо дар ҳар фаслу мавсим рангу бӯйи хоса дошт. Баҳор аз кӯчаҳои хокистараш гулхани лола забона мезаду аз дару девор тоҷи хурӯсвор лола сар мекашид. Кундаҳои дарахтон ба хочу телпакҳои морак мехкӯбӣ мешуданд. Пӯпаки гули қоқу ба мӯпаки тоқиҳои мо мемонд. Бӯйи гули хор аз дуриҳо ба димоғ мерасид. Ва дар ин миён бӯйи дуди алови нон, ки аз хаёлаш то ба ҳанӯз дилам гум мезанад:

Дӯст дорам, ки бӯяму бӯям

Бӯйи дуду алови нонашро.
Дуст дорам, ки бӯсаму бӯсам
Аз сари пушта осмонашро.
То наборад дигар биҷӯшондам
Рӯзи боронӣ оби боронаш,
Оби чашми маро биҷӯшонед,
То шавад хушк ашки резонаш.

* * *

Мирохур ҳам раис будааст. Аз он раисоне, ки як рӯз дар сари замини ҷуфту шудгор раисашон мекардаанду рузи дигар, боз ҳам дар сари замини ҷуфту шудгор зада-зада печатро (мӯҳр) аз лифаи эзорашон кашида мегирифтаанд. Бинобар ин, онҳоро раисони сари кулӯх меномидаанд. Мӯсафеди Зиё байташон мондааст:

Ба ҳар кас мерасад серӯза даврон,
Ба Мискину Рабӣ, динги Сулаймон.

Мирохур аз раисиаш одате дошт, ки ҳар дами шому саҳар сари бораи пушти хонааш баромада, бо қади овози баландаш ба чор тараф гап мепартофт. Яке ҳой мезад, ки навбати подаи кӣ бошад? Яке ҳой мезад, ки зани фалонӣ, алова баланд мондӣ рӯғани дегат насӯзад. Яке ҳой мезад, ки очаи фалонӣ, гӯсолаат макид, дар кучҷой? Ва ғайра. Ин ҳаёҳӯи ӯро ҳамсояҳо азони Мирохур меномиданд.

Аз раисии вай як оҳани ҷуфти зангзадагӣ ҳам монда буд, овезон дар тутҳои қатор. Дар замонаш ин оҳани ҷуфтро бо ҳалаков (оташкоба) данг-данг зада хабар мекардааст, ки мардум ба кор бароянд. Акнун, солҳо ин ҷониб оҳани туғи мазори Мирохураш мегуфтанд. Мо ӯро вақте дидему шинохтем, ки маъракачии зиндадилу доирадасти мумтози қишлоқ буд. Дар сартарошону арӯсфарориҳо чунон дойра мезаду мехонд, ки мардум аз дару девор сар кашида дасту по мекӯфт. Ва кампиракаш ҳамчун таъриф, "Ношигриш, сарчиликира хушрӯ мезана",-мегуфт (Ёдаш ба хайр).

* * *

Аюби чақамуқом[1] чун сағераи сарҳуй баъзан хилват гум шуда, баъд бо ягон нағмаю мақоми нав меомад, албатта ягон навигарӣ ворид мекард. Ӯ буд, ки тирезаю осиёбчаи дастӣ (дастос) сохт, хишт рехт, чархи регии чархкашӣ овард. Ӯ буд, ки табарчаи русию рандаю арра дошт. Як бор ҳам ба сараш зонтики сиёҳ (чатр) бардошта омад. Кулбачааш ҳам аз кулбаҳои кулӯхӣ фарқ мекард, харпуштаи хиштӣ буд. Чақамуқом нағмаю мақоми дигар ҳам дошт, ҳарду пояшро ҳавоӣ бардошта бо ду дасташ чаппагардон раҳ мегашт. Патефон низ дошт, ки наҳди "Султонҷамҷама" мехонд.
Вай як бори дигар рафту хеле дер кард. Хабар оварданд, ки дар бозорҳо тухмбозӣ карда мегардад, қаторак мезанад, ғирғиракбозу кисабур шудааст. Чунон дузди ганда, ки агар дар пайтобаю соқӣ мӯзаи касе пул гумон кунад пояшро бурида мебарад ва аз даҳани ҳар касе бо як сари қил сақичро кашида мегирад, ки хабар намешавад. Аввал ҳушашро ба гап гирифта, номаълум сари қилро ба даҳанаш мебарад ва ҳамин, ки ба сақич часпид, ҳавоӣ мекашад.

Дандон мезанад, ки сақич нест.

Дар ин ғайбат гули хор парвона шуда парида рафт, ҷав дарав омад, ҷолабарфаки тутҳои қатор пухта рехт, олучабандакҳо сурхида хам заданд. Аз ҳаво бӯйи алафи даравида мевазид, ки Аюби чақамуқом аз даҳанаи газаи қишлоқ хамид.
Мо дарзаҳои пуштораамонро партофта пешвозаш давидем. Ин дов як халифи ҷавӣ (нони бухунка) ва карнай оварда буд, ки карнайро касе намедонист. Ӯ халифро тика-тика ба мо савғотӣ дода, карнайро даст гирифт. Яъне аз халтае ҳамчун почаи эзор чанд тӯта бароварда буғум-буғум ба ҳам пайваст, ки як лӯлаи дарози яккаде шуд, айни замбурӯғ, вале ниҳоят дароз. Ва онро озод ба ҳаво бардошта бо ду лунҷи дамидааш пуф кард, ки ҳарраст задан гирифт:

Ҳа - ҳа - ҳа - ҳа!
Ҳо - ҳо - ҳо - ҳо!
Ҳе - ҳе - ҳе - ҳе!
Ҳӯ-ҳӯ-ҳӯ-ҳӯ!..

[1] Касе, ки ба ҳар кор даст мезанад.

Гӯши мо ғуруп гирифт. Дар як дам нотенҷие шуд, ки гуфтан надорад. Қишлоқ титу пит, тагу рӯ, чошу пош шуда рафт. Ба кирдоре, ки пашму пахтаро мешапида бошанд. Ба кирдоре, ки аҷинабоди ғарғарае лату пату ҷилу ҷандаро печонда ба ҳаво мебурда бошад. Хару асп тур бардошта, меху бандашонро канда дудихок гурехта рафтанд. Гову бузу бузғола ҳелу шиғу чапаракҳоро шикастаю чаппа карда сарозер ба дараҳо париданд. Сагҳо ҷингас зада, ҷаҳида адиракӣ шуданд. Саги чорчашмаи гурггири мо, ки дар поси шабҳои чилаи зимистон ҳам аз гардани қишлоқ меҷакид, акнун аз бом ба бом, аз девор ба девор, аз хандақ ба хандақ парида - парида аз ёлаҳо баромада рафт. Алафдараву полизбону хирманакию курухмол ҳама хавотиру ҳаросону парешон, ки чӣ ҳодиса шуда бошад, аз боғу роғу сари кишту кор ба қишлоқ давиданд. Азону намозу рӯза фаромӯш шуд. Мардум Аюби чақамуқомро ҳақорат дода, то як поси шаб гову мол ҷамъ мекарданд.
Дубора, ки титу питу чошу пош баҳам омад, чорчашмаи мо набуд. Дигар ҳар қадаре ба сагҷакиши шабҳо гӯш додем, чорчашмаро нашунидем. Мо ҷакиши чорчшмаро нағз мешинохтем.
Вақте, ки Темур дар Маскав дар беморхона буд мегуфт, ки баъзе шабҳо хоб мебинам чорчашма дар даҳанаи газаи қишлоқ ҷакида истодааст.

Бекораи Товланг ҳам гуфтанист. Дар замони ӯ дар синфҳои панҷ мехондем, халтачаҳои мактабию рангдон доштем. Ва лабу рӯйу дасту панҷаамон мудом қарқи ранголуд буданд. Писараш Давлат, ки модар нашот шарики доимии табақу сабақхониҳоямон буд. Бекораи Товланг худаш ҳам иштирок мекард, вале чашми хат надошт. Панҷаҳои аз зарби хасмолу нохунпечак бурмидааш қоғазу қаламро ҳатто дошта наметавонист. Лекин худаш қисса мекард ки айёми наврасӣ дар масҷид сабақ хонда, химчак мехӯрдааст. Охир, ба танг омада дар пушташ аз таги ҷилу ҷанда пустак баста омадааст. Ин даъфа, ки химчакаш задаанд, пӯстаки қоқшоли пушташ қарап-қарап карда, хандасор гурехта рафтааст.
Бекораи Товланг гӯянда буд, афсонаю байту чистон мегуфт. Ба шеваи ширини Норак мегуфт, ба лаҳҷаи ширини Норак мехонд. Дар чистонгӯякаш бинию пешонӣ буд, ки аз зарби чертзанию гӯш буд, ки аз гӯшмол сурхида вал-вал алovворе месӯхт. Ӯ тоқӣ-тоқӣ олучабандаку туту талқонашро гарав ме-монд.
Бекораи Товланг фақад як гӯянда набуд. Дар ҳар чигинароҳе, ки хоки тафсони қиёми рӯз ба ҳаво тута мезад аз пойю сапали Товланг буд. Аз ҳар ёлае. ки яккафарёди сӯзони даравгарӣ

ба гӯш мерасид, Товланг буд. Бекораи Товланг буд, ки халтаҳои муштакашро пушт карда осиёб мерафт ё лой сум мезаду байт мегуфт:

Қудут чун сими тунбурай,
Ду чишмут мусту мухмурай,
Ду рухсурут пур ай нурай,
Ту судбурги кудум боғӣ...

Мо ба ӯ ҳамчун ба муаллим дарсамонро нақл карда, баҳсобаҳс китобхонӣ мекардем. Давлат оби равон воре равон мехонд. Вай ҳамчун талабаи аълочӣ аз муаллимҳо ҳам таъриф шунида қаламу дафтар мукофот мегирифт. Рӯзе як шишача атр ҳам мукофот гирифт, ки даст ба даст гашта мактабро хушбӯй кард. Мегуфтанд, ки атри Давлат бӯйи шаҳр мекунад...

Ҳар сол, охирҳои тирамоҳ мардумро хонахез ҳашари пахта мебурданд, ба таҳдашт, ба дарёбоди Кофарниҳон. Дар зери барфу борон ғӯза мечидем. Дар ҳамон ҳашарҳои шум Давлат касал шуд. Гӯё дар тангии Олучамазорак тарсида буд, аммо таги шонааш халла мезад. Ҳафтае нагузашта Давлати хушхони мо чун шишачаи атраш адо шуду бӯяш дар димоғи мо монд.

Баъди Давлат дасту панҷаи Товланг меларзидагӣ шуданд. Аз садои ногаҳонӣ дарақ-дарақ ларзида, қад-қад ба ҳаво мепарид, монанди гург алӯ мекашид. Рафта-рафта дастхуши хандадори кӯдакони бесар гардид, хилват омада аз бехи гӯшаш, ки ҳой мезаданд, ҳавоӣ аз ҷояш паридаю ғелида ба дараҳо мерафт.

Охир гум шуд. Шунидем, ки дар меҳмонхонаҳои таҳдашт обкашонию кундакафонӣ мекунад. Дар қишлоқ як чордевориаш монд. Ҳамсояҳо мегуфтанд, ки шабҳо дар хонаи Бекораи Товланг аҷинаҳо дойра мезананд. Мо тарсида-тарсида аз нимроғии дараш менигаристем. Дар тоқчааш рангдону халтачаи дафтарҳои Давлат менамуд.

* * *

Ятимон, ки аз калу кӯр шатта мехӯрданд, рафта-рафта ҳақоратчию ҷангара шуда ба хурӯсаки пучандаи пару пати сару гарданаш кандагӣ монанд мешаванд. Ва харошу чоки лабу рӯю дасту пояшон чӯра баста тамоми умр боқӣ мемонанд. Ман касе надидам, ки сағера калон шуда, рижду ҳамвори беайбу бехудус бошад. Лекин мо чунин хислату нишонаҳои ятимиро

надоштем. То ба имрӯз ҳеҷ кадоми мо бо касе ҳатто даҳанакӣ наҷангидааст ва ҳеҷ ҳамсояе лафзи бади моро нашунида. Темур аслан ҳарфи бадро намедонист, табиатан хушрӯйю хушрафтору хушмуомила буд. Бинобар ин, ҳамсояҳо мулло Темураш мегуфтанд.

Мо хислатҳои дигар доштем. Масалан, Темурро агар дӯғ мезадем, зайли заргӯшаке, ки дар бехи бутта лап мезанад дар бехи модарам лап мезад ва чашмакони калони гирдааш айни чашми заргӯш руп-руп мекарданд. Худаш ҳам заргӯшча барин лундахел буд.

Ману Иброҳим ҷо ба ҷо қоқ мешудем. Иброҳимро агар коре фармуда пӯписаю ҳадаҳа мекардем, аз зуъмӣ қоқ шуда дигар аз ҷояш намеҷунбид. Барои масхара дар лабу рӯяш сиёҳии дег мекашидем ҳам дам намезад. То вақте, ки зуъмааш худ ба худ нагузарад ба як қолаб рост истодан мегирифт.

Ман аз ин ҳам бадтар. Ман аз шарму хиҷолат хушк мешудам. Ба вежа, дар ҷойи бегонаю дар назди касони ношинос. Чунончӣ, боре ману Темур ҳамсояқишлоқ хонаи касе як сабадча ангур бурдем. Рӯзи иди рамазон буд. Темур бо духтараконе, ки гирди мо мегаштанд, гапзанон кулчаю ҳалво мехӯрд. Ман даҳанам воз ҳайрон-ҳайрон ба дару девору сутуну тоқчаҳо менигаристам. Гарданам чун гардани зоғобӣ дароз шудан мегирифт. Гулӯямро буғз хафа мекард. Гиҷу гаранги безеб мешудам. Гӯё ба қади тахтаи синфхона рост монда қоқам карда бошанд. Аз шарму хиҷолат намедонистам, ки дасту поямро дар куҷо пинҳон намоям, худамро ба чӣ андармон кунам. Ба ҳар гап даҳанамро анбурвор гиз карда гӯё механдидам. Ва якзайл фиси бинӣ мекашидам. Хулас, меҳмонӣ вақте тамом шуд, ки як чӯби хушку кулӯхи қоқи тобистон будам. Гуфторе аз меҳмонӣ не, аз зери покӯи кунди сартарошие халос шудам, ки аз дарди тоқатфарсояш чир-чир эзорамро тар мекардам. Темур, ки ин қоқшавии маро медонист нӯшак-нӯшак хандида, худашро ба нодонӣ мезад.

Садриддин баръакси мо усалчию масхарабоз буд. Аз паси пушти баъзеҳо забонашро баровarда сӯз медод. Ё дастак задаю печу тоб хӯрда арғушти касеро тақлид мекард. Ба қавли мардум, қарта мемонд. Барои ҳазлу шӯхӣ кӯдакҳои таракро ҳам эшону махсуму шайх ҷеғ мезад. Муаллими Неъматро барои қомати баландаш зинапояю муаллими Ашӯрро барои сари сафедаш мазори мактаб мегуфт. Албатта дар ғоибашон. Ва ба ҳар касе муносиби афту андомаш номи маҷозӣ медод. Агар каллааш калон бошад - "Сардегча", агар лоғару қоқ бошад - "Қарашқу" ва ғайра.

Зимнан, ҳанӯз ҳам ҳамон хислати зиндадилии Садриддин каму беш монда аст. Хислати одамгурезии ман ҳам.

* * *

Гулмаҳмади дарозрӯя бо ришу бурути урфию димоғи барҷастааш ваҷоҳату салобату шабоҳати расмӣ Фирдавсиро мемонд. Фаши саллаашро ҳам бардошта фирдавсиёна ба сараш гулдаста мезад. Мо қомати баланду андоми лоғару ҷелаки дарози озодаашро низ фирдавсивор тасаввур мекардем. Вале мелангид ва чигаси бағалӣ гирифта мегашт, ки ин ҷиҳаташ дар муқоиса ба Фирдавсӣ чандон намефорид.
Гулмаҳмад бисёртар домдорӣ меварзид. Дар гирду вано ҳелчаи рӯбаҳу ҷайрае набуд, ки дар даҳанаш қапқони ӯ набошад. Баъзан ҳар сояю сӯробро ҷондоре гумон бурда, бехотир милтиқи сочма ҳам меандохт. Ва дар давоми домдориаш қад ба қади дараҳо гашта, чашма кушода, беду сафедор мешинонд ё аз хоку мағоки кӯҳнае шикастапораҳои қадимӣ канда меовард. Дар саҳни ҳавлиаш дӯлчаю хумчаю сангу сафоли кӯҳна бисёр буданд ва дар бораи он чизҳо бо ҳазору як обу ранг гап мезад. Мардум ба гапаш бовар намекарданд, лекин обу ранги гуфтораш беҳад ҷозибанок буд. Мегуфтанд, ки дурӯғтарин дурӯғи Гулмаҳмад, аз росттарин рости хушку холии дигарон беҳ аст.
Касабаи ошпазӣ ҳам дошт, оши маърака мепухт. Мо ин касабаашро дӯст медоштем, дар чапагии тоқиҳоямон аз сари дег кафгир-кафгир оши сернахӯди гулмаҳмадӣ мепартофт.
Ӯ дандонканӣ ҳам мекард. Дандонҳои дардмандро ҳамчун мехчаи каҷу килеби зангзада ба анбӯри калони мехчаканӣ кашида мепартофт. Аз ҷумла, дандони ашки худи маро, ки аз таги лабам каҷала неш зада баромада буд, монанди мехчаи каҷалае аз тахта канда партофт.
Аммо касабаи асосиаш дандоншиканӣ ҳисоб мешуд. Ҳамоне, ки шабона чароғи лампаи маҷлисро пӯф карда, "бузаненуш" гуфта ва дар як нафас раиси Раҳмонро буз кашиданд, ҳамин Гулмаҳмад буд. Вай асосан раисҳоро лат мекард, вале пайи чигасашро, ҳамчун дар хоку лойи кӯчаҳо, дар қавоқу чашму пешонии лахчавор сиёҳи дигарон низ медидем. Чигаси ӯ, ки дар дандоншиканиҳо худаш ҳам шикаста ҳазору як пайванд дошт, даҳани бисёреро мӯрии порӯпартоии оғилҳо карда буд. Бо ин ҳама, боз уро баҳо медоданд, ки лингаш туғури набошад ҳам, худаш мардаки дӯкворе туғурист.

* * *

Дар кӯдакии мо ҳама гӯяндаю сарояндаю навозанда буданд: ҷуфтакиҳо, чапаракиҳо, подабонҳо, даравакиҳо, хирманакиҳо, ҳатто ҷӯгиҳою соғутарошон, ки бо селаи хару хингилу кӯчу банд ва гурҷинсагҳои харобу хушки гӯшдароз сояи ғафси тутҳои қаторро гирифта қадоқгарию фолбинӣ мекарданд.

Тӯйҳои фақиронаю ғазалҳои фақирона, роҳҳои хокию дубайтаҳои хоколӯд, палаку полизҳои лалмию ҳандалабайтҳои ширини лалмӣ, ҷуфту рубоиҳои сарҷуфтӣ, каланду хонишҳои каландакӣ ва ҳоказо. Байту ғазалро мекиштанду медаравиданд, дарза мебастанду мекашонданд, мекӯфтанду орд мекарданд, мешӯриданду мепухтанд. Кампираке калоба печонда ҳавоеро димоғӣ мунга мекашид. Хирманакие майдаю мандоғ мехонд. Подабоне гуруғлӣ мегуфту лабакӣ нағмаю мақоме мегардонд. Духтарони қадрас сӯзанӣ дӯхта, ҳамчун най овоз мекашиданд. Ва сари ин замзамаҳо, замзамаи Мағфират буд. Мағфирати химчамиён, ки пӯпаки тоқии тосаш як ваҷаб дарозӣ дошт. Мағфират буду шилдир-шилдри дойраю дастаи духтарон, ки сари овозашро мегирифтанд:

Ҳарҷо, ки равӣ хатат равон мекардам,
Гапҳои нагуфтаро баён мекардам.
Гапҳои нагуфтаро агар гуфта нашуд,
Худро ба даруни хат равон мекардам.

Он маҳал намефаҳмидем, ки шоирӣ чист. Инак фаҳмидем, ки Мағфирати нозанини мо шоира будааст (ёдаш ба хайр).
Мактаби мо ҳам хели занбӯрхонаи занбӯрҳои асал аз ғиж-ғижи ғижакҳои қутию виз-визи найчаҳое, ки аз найзори шибарҳо мебуридем, ҷӯш мезад. Дар лабҳои мо ҳам ҳамчун гарди гул дар неши занбӯрҳои асал, гарди байту ғазал часпида мазза медод. Дар тоқишатаҳаку биҷилбозиҳоямон ҳам, зор-зорам аз барот сабзинае, -мехондем. Дар оғилрӯбиҳоямон ҳам, зор-зорам аз барот сабзи-нае, -месурудем. Дар қадобаи селдараҳо сангсовдавакҳои думҷунбонакро дида ҳуштак зада такрор мекардем:

Сангодавак, санги ту ку?
Айилу пуштанги ту ку?
Ақли таги санги ту ку?
Ҷӯраи бенанги ту ку?..

Ду пойи нозуки суки ҷавашро
Сутуни осмон кардасту хоб аст...

Баъзан худамонро ошиқ гирифта ба духтаракони бечора киноя мегуфтем:

Шох барорию Сикандар шавӣ,
Паст фароию саги дар шавӣ,
Гарчи дусад ранг баройи зи пӯст,
Дӯст надоранд, надоранд дӯст.

Ҳама медонистем, ки гӯяндаи ин шеърҳо Ғаффор Мирзост. Мо шеъри ба дили худро нав мешунидем. Шоири ҳақиқии худро нав ёфта будем. Китобчаи ӯ талошак буд. Мо будему гулу гиёҳу таронаҳои Ғаффор Мирзо:

Агар дар кокулат гул нест,
Ба сар дум аст, кокул нест.

Мо будему нугчаи сафедорону лонаи гунҷишкакону таронаҳои Ғаффор Мирзо. Мо будему кафтархонаҳою шеърҳои Ғаффор Мирзо. Мо будему бодбаракҳою Ғаффор Мирзо. Ба равиши ӯ шеърнависӣ машқ мекардем. Темур ҳам дафтару китоби ҳисобашро пӯшида машқ мекард. Ин ду хатакаш аз ҳамон навқаламиҳост:

... Ин мӯсафед кӣ бошад?
Дар аробаш чӣ бошад?

Мухлисии мо ба Ғаффор Мирзо абадан боқӣ монд. Маззаи ошҳои сардегии Гулмаҳмад аз даҳанамону лаззати шеърҳои Ғаффор Мирзо аз димоғамон нарафт.

* * *

Ҳарчи буду набуд, бачагӣ сарсари бод гузашт. Ҳарчи буду набуд, то нигаристем, ки бачагӣ нест. Бачагӣ гӯё буду гӯё набуд:

Баччагиям бо дарав, бо хӯшачиниҳо гузашт,
Доманаш аз хӯша пур аз домани саҳро гузашт.

Бачаҳои қишлоқӣ ба монанди кабки рав аз кӯҳу пушта хамида ба даштҳо рехтанд, ба сӯи шаҳру касбу кор, ба сӯи шаҳру мактабҳои болоӣ, ба сӯи шаҳру ишқу орзӯҳои ҷавонӣ. Камолу Темур ба интернати давлатии Душанбе ва ман ба интернати ноҳияи Ҳисор рафтам. Интернатҳо ба мо хӯроку пӯшок медоданд ва дигар ба маҷрои ҳаёт ба воя мерасидем. Моҳе як карату ду карат ба зинапояи поезд часпида то Янгибозор ва аз он ҷо пойи пиёда ба Сӯфиён меомадем. Бачаҳое, ки аз селаҳои кабки рав тоқа-тоқа монда буданд, моро дида қақра зада аз ҳар тараф фарёд мекарданд. Боз бо онҳо рӯзаке чанд каҳу алаф мекашидем, осиёбу навбати пода мерафтем, дару девор лой мезадем. Сари баргаштан модарам як мурғ медод, ки фурӯхта харҷӣ кунем.

Охир, дар интернат ҳам таҳсилу тарбияти мо поён ёфт. Темур синфи даҳро бо медали нуқра хатм карда, ману ӯ ба донишгоҳ қабул шудем. Камол ба донишкадаи омӯзгорӣ рафт. Танҳо ба пули донишҷӯйӣ рӯз мебурдем. Темур стипендияи олии донишҷӯйӣ мегирифт.

Ҳамин тавр, то чашм ба ҳам задем, ки панҷ соли донишҷӯии ҳам паси сар шуд. Амакиямон Акаи Аҳмад ба муносибати хатми мактаби олӣ ба мо ва ҷавонону муаллимони қишлоқ зиёфат дод. Сипас, Камол муаллимиро пеша карда дар Сӯфиён монд. Темур ба донишкадаи омӯзгории шаҳри Воронеж рафт. Баъдҳо аз он донишкада унвони докторию профессорӣ гирифт.

Солҳое дар Воронеж буд, шабе хоб дидам, ки баргаштааст ва бо ҳам ба Сӯфиён равонем. Ҳанӯз ба қишлоқ нарасида боғи шукуфтае дидем ғарқи гул, ки дар он тӯтиҳо рехтаанд, хурду калон, сабзу сурху сафеду кабуд, дар шохаҳои дарахтону дар рӯи заминҳо. Мо аввал ҳадаҳа тӯтичаҳоро гирифтем, аммо аз тӯтиҳои калони рангоранг низ чандтогӣ ба даст даровардем, ки аз патар-патарашон бедор шудам.

Хоб не, афсона, биҳишт, манзарае, ки дар рӯйи замин нест. Чанд моҳ ҷурьат накардам, ки аз ин хобам ба касе лаб кушоям. Дилам ба ҳар таъбиру гумон мебурд. Оқибат тоқат накарда ба модарам нақл кардам. Кампир даст ба рӯ кашида гуфт, ки Темур хайру баракат мебинад, ба муроду мақсадаш мерасад. Ман бовар карда беташвиш шудам, ки хайрият, хоби биҳиштиам фоли нек будааст. Вале, он тавр нашуд. Дар ҳақиқат дур рафт, аммо бибин, ки ба куҷо:

Гуфтамат дур бирав,
Ту фурӯ рафти ба хок.

* * *

Хонаводаи рустоии мо нафаре ҳам бе маълумоти олӣ надошт, бидуни кампири модарам. Хонаводаи муаллимону донишҷӯёну адибону олимон буд. Лекин ин ҳама, муаллимашро муаллимону донишҷӯяшро донишҷӯён ва адибашро адибону олимашро олимон азоб медоданд. Муаллимаш аз муаллимону донишҷӯяш аз донишҷӯён ва адибаш аз адибону олимаш аз олимон безор буд. Олимаш аз донишгоҳ бо сактаи дилу адибаш аз иттифоқи нависандаҳо касали сил ва бачаҳояш аз мактаб бо сару рӯйи кафидаю ҷоғи шикаста меомаданд. Ба касею ба кадом идорае, ки корашон меафтод буд намешуд. Агар нохост бемор шуда ба духтурхона меафтоданд, ҳатман дигар сиҳат намешуданд. Ҳатто ҳамсояи масту аласт дари хонаашонро ба шатта зада мегузашт.

Темур аз зардча нобуд шуд. Аввалан, ба табларзаю хорӣ калон шуда буд. Ба болои ин, олимтарошон азияташ доданд, алалхусус олимтарошакҳои тоҷик. Ба як карамшӯрбои ошхона зиста, аз номи олимтарошакҳои шилқини тоҷик мақолаю рисолаи илмӣ менавишт. Онҳо ба кирдори ҳазорпое дар гарданаш савор буданд. Охир, ҷигараш обу зардоб шуд ва мо аз қашшоқӣ илоҷашро наёфтем. Дар рӯзномааш аз духтурхона номгӯи садҳо дорӯю даво навишта шудаст, ки на пайдо карда метавонистем ва на харида. Агар ба духтурҳои қаллоби манфур пора медодему хешу табори мансабдоре медоштем додаракамон зинда мемонд.

Дар пеши чашми мо аз ҳамин зардча садҳо магазинчию анборчию чойхоначию чалпакфурӯш сиҳат шуда, гул гашт. Аз ҳамин зардча садҳо югурдаку ридаки саркаҷалаю покаҷалаи паканаи ҳукуматӣ табобат шуд. Вале бародари хушсирату хушсурати мо, ки ин мундиқҳои дандонтиллоӣ ба як андомаш намеарзиданд, дар айни ҷавонӣ хун партофта, хун партофта адо шуд.

Хулоса, якзайл зери ситаму таъзиқу ташвиш қарор доштем. Таъзиқ аз ҳамкор, ташвиш аз мактабу ташвиш аз ҳамсоя, хатар аз духтуру ситам аз мӯҳтоҷӣ. Бинобар ин, рӯзҳои турктозии издиҳоми Кӯлоб, ки аз ояндаи бадтаре дарак медод, Иброҳимро дар вокзали поезди Тошканд дидаанд, ки дар яхбандони зимистон дар пояш мӯзаи порапорае сарсону саргардон аст. Манучеҳро дар растаҳои дури шаҳри Лвов дидаанд, ки сурат кашида мефурӯшад. Фарзонро, бору бандаш дар пушт дар ҷанда бозорҳои Сибир дидаанд. Эраҷу Ромизу Меҳронро дар гирудори милисаҳои бетамизи кӯчаҳои Маскав. Ва Раҳими Мусулмониёнро дар Теҳрони шулуғу Бозор Собирро дар фурудгоҳи ҳавоии муҳоҷирони Америка.

Яъне, рӯзҳои наҳси тохтутози издиҳоми Кӯлоб, хонаводаи рустоии мо дар ҳайати се нафар номзаду як нафар доктори илм, як нафар шоир, як нафар тарҷумон, як нафар рассом, як ҳунарпеша, се аспирант ва чандин муаллиму донишҷӯю кӯдакони мактабӣ Тоҷикистонро бебозгашт тарк карда, бо рисолаҳои илмию баёзу дастнависҳо, бо чорчӯбаҳои рассомию мошинҳои хатнависӣ пароканда шуд. Гулчеҳра ҳам бӯхчаи домодии писаронашро бардошта, дари оиларо пӯшиду рафт:

Садсола кӯчидам, вале қулфи дари худро
набастам,
Қулфи диламро бастаму садсола дилозурда
рафтам.

Агар Темурро дида бошед, дар мӯйи сараш аз пешонӣ як туғ мӯйи мавҷзадаи печон дошт, ки онро пас аз маргаш ман қайчӣ карда ба ёдгорӣ гирифта будам. Акнун дилам месӯзад, ки он ёдгории азиз дар ҷайби либосҳои хонагиам дар Душанбе мондааст.

*Май. 1999, Seattle USA*

# Шаҳристони иморатҳои осмонхарош

Дар фурӯдгоҳи Нию-Йёрк шамоли хунуке нештар мезад. Дар тани ман ҳамон плаши кӯҳнае буд, ки панҷ сол дар Душанбе (ҳатто дар ҳабсхона), чанд вақт дар Теҳрон, чанд моҳ дар Ҳоланду Норвеж ва ду сол дар Маскав мепӯшидам. Феълан ҳам, се сол инҷониб дар Америка мепӯшам. Таъҷилан, худи ҳамон рӯз ба штати Флорида расидем. Ғуруби офтобшинаш ҳамчун кундаалови азиме забона зада сурхӣ мекард, ки хеле аҷоиб менамуд. Лекин ношинос. Табиату обу ҳавои ношинос, мардуми ношинос, хонаҳои ношинос, селу дарёи мошинҳои ношинос, хазандаю парандаҳои ношинос, ҳатто ҳашаротҳои ношинос. Одамон дигар хел гап мезаданду парандаҳо дигар хел мехонданд. Ғукҳо дигар хел қур-қур мекунанду булбулҳо дигар хел чаҳ-чаҳ мезананд. Атроф халиҷу уқёнусу нахлистону ҷангали анбӯҳ ва ушнаю печакҳое ҳамчун ҷилу ҷанда аз шохаҳои дарахтон овезон. Аммо чанорҳояш айни чанорҳои мо. Танҳо ҳамин чанорҳоро мешинохтем.

* * *

Дар Америка чизе, ки зуд мушоҳида мешавад табассум аст. Ба шиносу ношинос салом дода, табассум мекунанд. Агар аз дари магазин дарой ғарқи салому табассуми фурӯшандаҳо мешавӣ. Саломи табассум мисоли гулдастаест, ки дар ҳар сари қадам ба ту тақдим мекунанд. Албатта саломи табассумҳои сохтаю хушк, вале форам.

* * *

Дар тӯйҳо мошинҳои оростаро корвон намебанданд. Рақсу бозӣ дар кӯчаю хиёбон ва ҳофизони ҳар-ҳарии тӯйгарди дайду нестанд. Тӯйу тантана номаълум, березу чош дар ресторанҳо мегузаранд, бо ҷамъияти андаке, иборат аз чанд нафар. Маросимҳои дигар ҳам ба ҳамин тартиб, беҳангомаю қиғу чиғ.

* * *

Ҷамъияти сармоядорӣ аз се табақа иборат аст: сармоядор, миёнаҳол ва муздур. Сармоядорон аслан дар чашм наменамоянд. Дар пушти сангарҳои тиллоияшон фосила

гирифтаанд, ки мавриди рашку ҳасаду ситезаи мардум нашаванд. Ин табақа танҳо пулу банку моликият мешиносад.

Табақаи олиҷаноби Штатҳои Муттаҳида табақаи миёнаҳол мебошад. Ҳама корҳои хайр, кори ҳамин табақаи башардӯст аст, аз ҷумла кӯмакҳои башардӯстона. Мо ба табақаи муздур тааллуқ дорем. Бинобар ин, ҳар чизе, ки ман менависам, аз ҳамин мавқеъ менависам.

* * *

Бори аввал ба духтур дучор шудам. Дандонам дард мекард. Ташхис карда, гуфт, ки дандонам вайрон нест, андак газак гирифтааст, ба шашсад доллар табобат кардан мумкин. Гуфтам, ки надорам. Агар, ки надорӣ,- гуфт, - биё ба дусад доллар канда мепартоям, канданаш хеле арзон меафтад. Боз ҳам муомилаи мо напухт ва ман як соли расо бо дарди дандон гаштан гирифтам.

Яъне, табобат дар Америка беҳад гарон аст. Барои як рентгени оддӣ 800 доллар лозим, маҳонаи якмоҳаи як коргар. Онҳое, ки дар ширкатҳои калон кор мекунанд, каму беш аз ҳисоби ширкат табобат мешаванд. Вале касони дигар агар, ки пул надошта бошанд, имкони табобат надоранд. Бинобар ин, аз системаи тиббию духтуронаш, ки сармоядорони харпули дараҷаи аввал мебошанд, ҳама норозиянд. Табобаташон ҳам хубӣ надорад.

Аммо соҳаи ҷарроҳӣ бемислу монанд аст. Бо пули калон мурдаи садсоларо зинда мекунанд. Аз Хитой дилу ҷигар, аз Россия чашму гӯш, аз Ҳиндустон дасту по оварда одам месозанд.

* * *

Дар ин мулк хурду бузург саргарми хариду фурӯшанд, ба ҳама чиз бо чашми харидору фурӯшанда менигаранд. Ва ин харидуфурӯш на танҳо бозору магазинҳо, кӯчаю хиёбон, дару девор, матбуоту радиою телевизион, балки гӯшу ҳушу фикру хаёли мардумро низ пурра фаро гирифтааст. Ба ҳар тарафе нигарӣ, чархофалаки барқу зарқи реклама гардон аст. Рӯзномаҳо тал-талу тахта-тахта реклама нашр мекунанд. Реклама менавозад, месарояд, мечархаду мерақсад, медурахшаду месӯзад, пару бол мезанад.

Реклама тӯфони печдарпечи ҳангомаю дағда-ғаест, ки аҷалаю васвасаю шӯру шанг барпо менамояд. Мардумро чунон танг мегирад, ки фурсати андешаю сабру қарор намеёбад. Реклама афсунгари чашму азоимхони гӯш аст. Бо ҳазор рангу бо ҳазор тасвир чашмро

мекашаду бо ҳазор оҳанг гӯшро менавозад. Вале дурӯғ, дурӯғи сурху сафед, дурӯғи сабзу кабуд, дурӯғи нилобию гулобӣ, дурӯғи ҳафтранг. Айнан монанди дурӯғи Афандӣ, ки бо дағдаға як халта хокистарро дорӯи мушкушак гуфта мефурӯшад. Охир касе мепурсад, ки бо ин дорӯ чи бояд кард, Афандӣ халтаашро такида мегӯяд, ки мушро мурданак ба ҷорӯб зада ба болояш мепошӣ.

Дар ин бозори қиёмат айёрӣ низ айёрии Афандист, ки шутурашро ба фурӯш монда, гӯрбаашро ҳам бар он мешинонад. Ва ба чор тараф ҷор мезанад, ки шутурамро ба як танга мефурӯшам. Як бозор барои шутури арзон кашокашу кашталканӣ мекунад. Ниҳоят, касе афсори шутурро сахт медораду гурбаро бардошта партофтанӣ мешавад. Афандӣ хандида, шутурро бегӯрба намефурӯшам мегӯяд. Шутур як танга, гӯрба сад танга.
Ин бозори тӯфонии тӯфандаро "Business" (тиҷ-орат)-у айёронашро "Businessman" (тоҷирон) меноманд, ки Самаки айёрро зин зада савор мешаванд. Ва дар ин бозор нозу неъмати алвон фаровон аст. Молу матоъе, ки ҳамчун ахлоту партоба партофта мешавад, аз тамоми моли дӯкону магазинҳои Душанбе барин шаҳракҳо бештару беҳтар мебошад. Ва ин бозор лабрезу моломоли "Excuse me", "Sorry", "Okay.", "Thanks" [1] буда, ҳавои даму нафаси муштоқонаш бӯйи атру гулоб мекунад. Ин бозор он қадар поку покизаю тамиз аст, ки дар рӯйи фаршаш рӯятро мебинӣ. Дару девор, ба сонӣ хонаи арӯс пур аз гулу гулдону шилшилаю силсилаю овеза. Беҳтарин достонҳои мусиқиро дар ин бозор мешунавӣ.

* * *

Чаро ин қадар ҷуҳуду арманию баптисти украин паноҳандаи Америка мешаванд? Оё ба хотири дигарфаҳмию дигарандешӣ? Магар аз ҷабри таъзиқи миллӣ? Не! Танҳо бӯйи нони муфтро шамида ҳуҷумидаанд. Балки, ҳамчун каргасҳо пояшон раг кашидааст, ки "фудбанкҳо"-и Америка нони бепулу "Вел-фер" ва "Дизабилити пеншен"-аш нафақае медиҳад, ки дар хоби шабашон надидаанд. Ба зами ин, бибию бобою бобокалони худашонро нигоҳубин карда маҳона мегиранд. Ба ин мақсад, пиру маъюбу маслуқашонро дар занбарҳо бардошта Америка овардаанд. Ва ба "Программаҳо"-и манзилӣ шомил шуда, ройгон хона мегиранд. Боз ҳавою ҳаваси мошинҳои арзонбаҳо, ки ба сагу пишак дастрасанд. Агар ҳамин муфтхӯрӣ набошад, ба ин мулк қадам намемонанд. Махсусан ҷуҳудҳо, ки дар ба дари "Фудбанкҳо" гашта, халта-халта хӯрока мекашонанд ва иморатҳои истиқоматии давлатиро ба хонаҳои пирҷуҳудҳо табдил додаанд.

---

[1] Маро мебахшед; узр; хеле хуб; ташаккур.

Инҳо дар ҳеҷ мулке беле ба даст нагирифтаю каланде назадаанд, тракторе нарондаю киште накардаанд, моле напарвардаю дарахте нашинондаанд, мошине насохтаю роҳе накушодаанд, фабрикае нарафтаю заводе надидаанд. Умуман, дар рӯйи замин истеҳсолашон маълум нест, танҳо истеъмол мекунанд.

Дар саросари Шӯравӣ илму адабиёт, санъату матбуотро монополия намуда, ҳафтод сол халтура паҳн карданд, музахраф гуфтанду музахраф навиштанд. Китобхонаҳо, архивҳои радиою телевизион, иттифоқҳои эҷодӣ, бунёди рассомон, бунёди оҳангсозон, донишкадаҳо, театрҳо, студияҳои филмбардорӣ ва ҳоказо, чун анборҳои сумзада таранг аз музахрафоти инҳоянд. 70-сол ба номи коргари эҷодӣ, илму адабиёту санъати хориҷиро кӯчондаанд. Ба вижа, барномаю намоишномаҳои телевизионии Америкаро. Пуле, ки аз ин музахрафоту плагиаторӣ (луздӣ) гирифтаанд, ҳисоб надорад. Китобҳояшон бо тиражи миллион - миллион чоп мешуд. Пули беҳисобу китоби студияҳои филмбардориро пурра тасарруф карда буданд. Даҳаю ҳафтаи санъату адабиёт ташкил дода, саросари ҷумҳӯриҳоро мечариданд. Аҳли адабу илми Қафқозу Осиёи Миёнаро ба дипломфурӯшию унвонҳои қочоқӣ харида, шашликпазаку ошпазаки муттаҳам карда буданд. Дар бораи ҳар кадомашон, ки гап мезаданд, "хорошо готовил плов" мегуфтанд.

Ва ба ҷои намакшиносию хоксории инсонӣ, аз минбарҳои баланди Шӯравӣ сӯистифода карда киш-кишу низоъ медоданд. Аз инҳо касе намонд, ки устухони Ленину Сталинро нахоида бошад. Ман акнун фаҳмидам, ки СССР пас аз сари Сталин бесоҳиб будааст.

Инак, аз Шӯравӣ на китоби соҳе монду на филми ҳалоле. Фавҷи малаханд инҳо, як киштро, ки нобуд карданд фаврӣ ба киштзори сабзи дигаре мепаранд.

Дар фурӯ пошидани Шӯравӣ нақши сиёҳи калоне доранд. Созмону бунёду нашрияю рӯзномаи бисёре таъсис дода, ифрот мекарданд. Ва ҳанӯз ин дӯлобкориашон идома дорад. Алъон шабакаҳояшонро аз Маскав ба ҷумҳуриҳою вилоятҳо кӯчондаанд. "Бунёди Сорос" чист? "Салиби Сурх" чист? "Ҳелсинки Вотч" чист? "Кумитаи дифоъ аз ҳуқуқи башар" чист? "Амнисти интернешнел" чист? Ва ғайра ва ҳоказо. "Бунёди Оғохон" ҳам шабакаи ҳаминҳост.

Чанд сол инҷониб, як ифротиашон ба номи Жириновский худро "патриот"-и рус вонамуда шулуғ месозад ва касе нест, ки аз лингаш гирифта, ҳамчун қурбоққа аз "Дума" берунаш партояд. Дар ҳама ҷо дафтарҳои созмони Милали муттаҳидро низ ишғол карда нишастаанд. Аз дари кадом созмони байналмилалие надаройӣ, аввал ба бинии дарози ҳаминҳо бармехӯрӣ. Дар Россия ҳар чизе, ки ба номи америкоист, моли ҳаминҳост ва дар Америка ҳар чизе, ки ба исми русист, низ моликияти ҳаминҳост.

Нисбати Шӯравӣ лангар-лангар тӯҳматчаҳое мебофанд, ки хара хандаю бузро бозӣ. Гӯё КГБ ба суратгирашон таҳдид мекардааст, ки сурати баъзеҳоро нагирад. Ба сартарошашон таҳдид мекардааст, ки сари баъзеҳоро натарошад. Ба мӯзадӯзашон таҳдид мекардааст, ки мӯзаи баъзеҳоро надӯзад. Ва гӯё дар кӯчаю бозор ҷуҳӯд гӯён таҳқирашон мекардаанд. Магар ҷуҳӯдро ҷуҳӯду тоҷикро тоҷик гуфтан таҳқир аст? Воқеъан, америкоиҳо ҳам ошкоро ҷуҳӯдашон мегӯянд, вале намеранҷанд. Зеро дар урфият гуфтаанд, ки "ну-нум бидеҳ, нунум бидеҳ, як шатта дар кунум бидеҳ". Тӯҳматчаи дигарашон ин ки, миллаташонро русу узбак ва ғайра менавиштаанд. Ин тӯҳматчаашон ҳам дурӯғ аст. Миллаташонро худашон иваз мекарданд, ки шинохта нашаванд. Инак, дар Америка ҳам худашонро рус нишон медиҳанд. Чалпакхонаю дӯконҳояшонро ресторани русию магазини русӣ ном додаанд. Чаро ҷуҳӯдмагазину ҷуҳӯдресторан намегӯянд? Ана, бо ҳа-мин тӯҳматчаҳо "халқи ҷабрдида" шудаанд.

* * *

Агар Шӯравӣ динро аз давлат ҷудо медошт, Америка умуман аҳолиро аз давлат ҷудо кардааст Аҳолӣ аз кори ҳукумату роҳбарият бехабар аст, зумрае раисҷумҳурро намешиносанд. Аз маҷлису барномаҳои ҳукуматӣ мухтасар ахбор дода мешавад. Фаъолияти Конгресс маълум нест. Бештари аҳолӣ намедонад, ки конгрессменаш (депутат) кист, сенат (шӯро)-у сенатор (узви шуро)-аш кисту чист. Интихоботҳо номаълум мегузаранд, аҳолӣ ҷалб карда намешавад. Айнан монанди интихоботҳои замони Брежнев. Маҷлисҳои Конгресс ҳам пушти парда мегузаранд, айни ҳамон маҷлисҳои шӯрои олии брежневӣ, ки раисдепутатҳояш як-ду рӯз чак-чак зада, сипас аз магазини ҳукуматӣ чойнику пиёла харида баромада мерафтанд.

Бо вуҷуди ин, дар Америка одами тасодуфӣ раисҷумҳӯр намешавад. Балки, ҷамъият, ки фарҳангист одами тасодуфӣ надорад. Ҳар касе, ки раисҷумҳӯр нашавад фарҳангист. Ҳар раисҷумҳуре оинаи қоматнамои халқи хеш мебошад, сурату тинати халқашро менамояд. Агар дар ҷумҳурие охунде раисҷумҳур шуда, мардумаш охундист. Агар дар ҷумҳурие аблаҳе раисҷумҳур шудааст, бешубҳа халқаш аблаҳ аст. Агар дар ҷумҳурие авбоше раисҷумҳур шуда, халқаш авбош аст. Раисҷумҳур, ки аз осмон намеояд, аз миёни халқ мунтахаб мешавад.

* * *

Аз баски адабиёти бадеӣ манфиати нақди моддӣ надорад, аслан мавриди таваҷҷӯҳ нест. Дар дасти мардум бидуни "Таврот" китоби дигаре дида намешавад. Боре ҳам надидаму нашунидам, ки аз телевизион ё дар рӯзномае адибею китобе тарғиб шуда бошад. Аксари мардуми табақаи ман аз адабиёти америкоӣ як Марк Твенро медонанду халос, он ҳам ба хотири чанд ҳаҷвияе, ки ба ӯ нисбат дода мешавад. Яъне ҳамчун мулло Насриддин. Аз адабиёти ҷаҳонӣ аҳёнан Умари Хайём, Достоевский ва Толстойро шунидаанд. Солжинисин танҳо як мухолифи коммунистон шинохта мешавад, на устоди қалам. Ҳавзаҳои адабӣ, шабҳои назм, ҷашну тантанаҳои адибон мисле, ки вуҷуд надоранд. Аммо китоби бадеӣ фаровон аст, чунон фаровон, ки ҳамчун порӯю молу матои бемуштарӣ мошин-мошин кашонда партофта мешавад. Зимнан, ман китоби духтари Сталин, Светлана Аллилуйева - "Танҳо як сол" -ро аз ҳамин ғарами порӯю партобаҳо ёфтам. Китоби аблаҳонаест., ин ҳам тӯҳматча мезанад. Дар дӯкону китобхонаҳо аз ҳар адабиёте тал-тал адабиёти бадеию луғатномаю рисолаҳои интиқодӣ хобидаанд. Аз ҷумла, дар китобхонаи бузурги донишгоҳи Вашингтон ҷилд-ҷилд китобҳои тоҷикист, ки ба ғайр аз ман хонандае надоранд. Китоҳоеро, ки дар Душанбе нахонда будам, дар ин ҷо мехонам. Дар толори матбуот ҳатто рӯзномаҳои қазоқию узбакиро диам, тоҷикӣ нест.

Тоҷикон одатан меҳмони азизи худро, ба тӯйхонаҳо мебаранд, албатта ба мақсади зиёфати муфт. Боре дар филмхонаи донишгоҳ аз тӯйхонаи хӯҷандӣ масхарафилме намоиш дода шуд, ки касе аз эрониҳои тоҷикбоз ба навор бардошта будааст. Аз тарбузу харбузаю деги ош ва ҳар - ҳари гӯшхарош иборат буд. Ба касе хуш наомад, "примитив" гуфтанд. Назди донишҷӯёне, ки маро мешинохтанд, шарманда шудам.

Ва баъдтар навори бадтаре гирифтам. Ба истилоҳ аз маҷлиси 60 - солагии ман гирифта шуда будааст. Ҳамон толораки Иттифоқи нависандагон ва ҳамон мардуме, ки мо мешинохтем, аммо чунон ҷулҳундию харобу хазон, чунон пажмурдаю дилмурда, ки гӯё маҷлиси арвоҳ бошад. Зиёфаташон низ бетабъ, бо ҷилу ҷанда нишаста чакондаю резонда ча-ка мехӯранд. Ба боли ин бетаъбӣ боз дам ба дам парчами аҳмақонаи Тоҷикистонро нишон медиҳад. Парчам не, почаи эзори чакандӯзӣ. Иттифоқи нависандагон не, ҷӯгихона. Аз ин манзара тарсидам. Онро ба касе нишон дода намешавад, айб аст.

* * *

Муддатест, ки дар Сиаттл зиндагӣ мекунем. Боз ҳам дар лаби халиҷу уқёнусу канори ҷангали анбӯҳ. Боз ҳам бисёр чиз ношиносу бегона. Ҳазору як навъ гулу гиёҳ, ҳазору як навъ

мева, ҳазору як нав сабзавот, ҳазору як навъ паррандаю чаранда. Аммо кӯҳистонӣ, гарданаи кӯҳҳояш барфпӯш. Ба Тоҷикистон монанд аст. Гули зардакро ба зону зада бӯсидему бӯ кашидем. Гули сиёҳгӯшро ба зону зада бӯсидему бӯ кашидем. Сиёҳалафу чукурию торонро ба зону зада бӯсидему бӯ кашидем. Себи хубониро дида диламон гум зад, диламон сӯхт, ки ҳеҷ қадру қиммат надорад, хоки сиёҳ. Ду баробари хубониҳои бозори "Баракат", ҳама хуну шарбату шира. Куҷоянд себфурӯшони ғармӣ? Куҷоянд чукурию сиёҳалаффурӯшони Ромиту Варзоб? Эй дареғ!

Себи хубониро халта - халта хайрия медиҳанд. Мағзи чормағзу офтобпарастро халта - халта хайрия медиҳанд. Нону пӯшоку попӯширо анбор - анбор хайрия медиҳанд. Ба мо ҳам дигар себи хубонӣ намефорад, чормағзу мағзу мавиз намефорад, картошкаи супсурхи ҷиргатолӣ намефорад.

Паррандаҳо дар пушти тирезаҳо мехонанд. Кабкҳо ҳамчун мурғҳои хонагӣ села - села дар ҳавлиҳо мегарданд. Дар оби халиҷи сари кӯча говмоҳиҳои азимҷӯса ҷасту хез менамоянд. Аз чор тараф роҳатро бурида говазну қашқалдоку заргӯшу санҷоб парида мегузаранд. Ҷангалзору алафзор фарқе надорад. Ҷангалро медараванд, каҳдарав мекунанд. Пушта - пушта дарахти даравида зери боронҳо пӯсидаю лухсидаю тосида нобуд мешавад.

Дар ин замин қадаме замини ҳамвор нест. Сатҳи замин ба кӯҳҳони хезоби уқёнус монанд аст, хезоби пасту балани сабз ва дар камари ҳар кӯҳҳоне тасмаи паҳни шоҳроҳ, ки бо қабат - қабат шаҳпулҳои дуру дароз ба иморатҳои булӯрии осмонхарош мебаранд.

Атроф ҳисори сангини алачалпоқ. Ва як ситеғи саропо барфпӯш. Аммо бӯи барф намеояд, ҳатто дар зимистон. Якзайл борон мерезад. Ман, ки сарояндаи борон будам, инак ҳамчун кирми лойхӯрак аз оби борон сер шудаам. Борони бисёр ғамангез аст, дилгир мекунад.

* * *

Ҳар чизи ношоистае, ки дар Шӯравӣ буд, дар Америка дучанду даҳчанду садчанд аст. Барои мисол, ошнобозӣ, қавму қабилачигӣ, порахӯрӣ, duздӣ, одамкушӣ, авбошӣ, нашъамандӣ, фиребу шайтонӣ, таъзимгарой ва ғайра. Хабаркашӣ мояи ифтихор шуморида мешавад ва хабаркаш шаҳрванди зираку ҳушёр. Аз ин рӯ, ту ҳамеша зери назари ҳамсояву атрофиён қарор дорӣ. Дар кӯчае пайдо шавӣ, ки кӯчаи ту нест, аз ҷониби полис бозпурсӣ мешавӣ. Бо касе ду - се дафъа нишастаӣ, ки маълумот дода мешавад. Дар хонаат садо баланд кардай, ки даратро кӯфта полис медарояд. Ба зане гап партофтаӣ, ки бозпурсӣ мешавӣ ва ғайра.

Ба хӯҷаин хуш - хӯш гуфта худро ширин кардан ба ҳукми анъана даромадааст. Агар ҳамчун саг дум наҷунбонӣ, пули соатбаят тадриҷан зиёд намешавад, аз ҳисоби корхона кӯмаки тиббӣ намегирӣ. Ва боз аз бисёр имтиёзҳо маҳрум хоҳӣ монд. Сонӣ, бо андак баҳона аз кор низ ронда мешавӣ.

Ошнобозӣ оммавию ҳатмист. Бе ошнобозӣ кори кирой ёфтан мушкил. Ба мо барин муҳоҷирон, ки ошноюи қавме надорем, фақат, "garbage" (порӯю ахлот) кашонию "cleaning" -и яъне рӯбучину ҳоҷатхонашӯӣ мерасад.

Бюрократизм низ ба дараҷаи олист. Дар Шӯравӣ ҳар касеро бе восита аз кӯча ҳам ба кор мегирифтанд, таҳқиқу тафтиши ҳафт пушташ лозим набуд. Дар Америка ҳеҷ касро бевосита аз кӯча ба кор намегиранд. Ҳар коргари нав аз тарафи се нафар шахси шинохта ё ташкилоту идораи расмие, хаттӣ тавсия дода мешавад. Боз ба унвони шиносномаю шартнома як тал коғаз пур мекунӣ. Сипас рӯзи вохурӣ бо саркор дар давоми як моҳ. Баъд саволу ҷавоб бо саркор. Агар дар саволу ҷавоб муавфақ шудӣ, давоми моҳи дигаре мунтазири кор менишинӣ. Хулоса, барои кори дупулае ба кирдори пахта аз ҳалоҷӣ гузашта, дона - дона чигиту пунбадона мешавӣ.

Ғайр аз ин ба унвони хонапулӣ, духтурпулӣ, андоз, ҷарима, барқпулӣ, обпулӣ, сӯзишпулӣ, телефонпулӣ даста - даста коғаз мегиред. Ва мавриди шикоят ба кию ба куҷо муроҷиат карданатонро намедонед. Идораҳои маъмурӣ ҳамчун сандуқҳои оҳании банкҳо бастаанд. Хӯҷаини асосӣ ёфта намешавад. Танҳо хату чак мераваду меояд.

* * *

Одам табиатан ҳасуд аст, табиатан рашк мекунад, табиатан ситезакор асту кина меварзад. Бинобар ин хусусияти табиию рӯҳии инсонӣ, қоил шудан мумкин нест, ки ҳар соати корат чанд пул мегирӣ. Ҳатто нархи аслии манзилу мошину сару либосро бояд пинҳон дошт. Дар мактаб баҳо махфӣ дошта мешавад, ки миёни хонандагон рашку ҳасад дар нагирад. Баҳои санҷишу имтиҳон ба ҳар кас танҳо ба танҳо гуфта мешавад. Нарху наво низ ба назардошти психология сурат мегирад. Аксари молҳоро, албатта, чанд доллару 90-99 сент нарх мемонанд, ки ба чашму зеҳни харидор якбора қиммат нанамояд.

Дар саросари Америка ҳеҷ шаҳри калоне пой-тахт нест. Пойтахти ҳар штате як шаҳраки канории гумном аст. Чаро? Ба сабабҳои мухталиф. Аз ҷумла, барои он ки давлатмардон ба чашми мардум нанамоянд ва ҳар мавриде дастрас набошанд. Сони, табаддулоту шӯришҳои

мабодо, тазаҳҳуроти мабодо ба назар дошта шудааст, ки ин хатар ҳам амри маҳол бошад. Чунончи, пойтахти Тоҷикистон Душанбе нею Тавилдара бошад. Ҳеҷ издиҳоме ба Тавилдара рафта гирдиҳамоӣ намекунад. Ба шарте ҳам, ки равад, то Тавилдара чораашоро мебинанд.

* * *

Америка ниҳояти капитализми мутараққист, кулли комёбию дастоварди ин сохтори кӯҳнаи ҷаҳониро фаро гирифтааст. Илми мутараққӣ, саноати мутараққӣ, кишоварзии варзида, фарҳангу маданияти мукаммал. Американии таҳҷоӣ барои нони рӯзмарра ҷон намеканад, фикру зикраш саломатию дарозумрист. Аз ғалоғулаи шаҳру сели мошин дур зиндагӣ мекунад. Дар канори фаввораю шаршараҳо ба варзишу тарбияи бадан машғул аст. Американии миёнаҳол бештар аз сад сол умр мебинад. Кампираки садсолааш монанди халтачаи мушку анбар аст. Мӯсафедаки садсолааш ба девор мушт занад, девор чаппа мешавад. Муҳоҷирон ҳам серу пӯшидаанд. Дар ин фаровонӣ ватанатро фаромӯш мекунӣ. Америка зарфи булӯриест бо садою ҳавою адою навои булӯрӣ; ҳамин, ки нохун задӣ он қадар гӯшнавозу дилнавозу ҷоннавоз мехонаду мехурӯшад, ки дигар ҳоҷат ба даллолӣ нест.

Вале бо тақозои табиати сармоядориаш андарун ғажд аст, ғажди корчаллонию аввомфиребӣ, ғажди судхорию ришвахорӣ, ғажди фиребу найрангу қаллобӣ. Аз фолбину кисабурӣ сари кӯча то давлатмардон туро таллаю тороҷ мекунанд. Аз демократия лоф заданашон маҷозист. Ин чи демократист, ки ба Покистони ҷоҳилия яроқи аттомӣ медиҳанд. Ин чи демократист, ки толибини ҷоҳили бунёдгаройро яроқнок мекунанд. Ин чи демократист, ки Афғонистони бадбахтро несту нобуд сохтанд.

Ман имони комил дорам, ки агар Шӯравӣ дар Афғонистон мепоист, ҳоло Афғонистон як ҷумҳӯрии ободе буд, ҳамчун ҷумҳӯриҳои Осиёи Миёна (ҳарчанд ман ба он таҷовузи Шуравӣ эътироз мекардам). Зеро Шӯравӣ нисбати зердастонаш беҳад инсоф дошт. Дар ҳафтод сол аз қавму қабоили парокандаи гумном ҷумҳурию миллатҳо сохт аз қишлоқаку овулҳо шаҳрҳои бузурги замонавӣ бунёд кард. Вале Америка, чуноне мушоҳида мешавад, нисбати зердастонаш чандон меҳрубон нест. Ҳар кишвари ноободе, ки зери тасарруфи сиёсати Америка буд, тақрибан ҳамон тавр нообод боқӣ мондааст. Барои мисол, қариб саросари ҷамъияти Покистону Афғонистон, шаст дарсади ҷамъияти Эрону Туркия хондану навиштан наметавонад. Аммо саросари ҷамъияти Осиёи Миёна босавод аст. Саноату зироаташон низ аз ҳама зердастони Америка беҳтару бештар. Хулоса капитализм маъқул нашуд, сосиализм ҳазор маротиба беҳтар аст.

* * *

Ҳамеша ва дар ҳама ҷо барои бачаҳоям дар тарсу ларзам. Ҳар гирудоре, ҳар ҳаёҳуе, ҳар ҷиғу чириғе, ҳар садои тасодуфу тасодуме, ҳар бонги тиру туфанге маро хотирпарешону хавотир месозад. Дар Душанбе ба ҳар паррон-паррон, агарчи бачаҳоям дар хона бошанд ҳам, дилам тап-тап метапид. Агар шабе новақт аз зинапояи иморатам ногаҳон шарфаи қадаме мешунидам ё занги дарамро пахш мекарданд, тарсида аз ҷоям як қад мепаридам, даму нафасам дарун мезад. Аз ҳавлӣ меҳаросидам, аз мардуми маҳаллаю гузар меҳаросидам, аз кӯчаю паскӯча ва авбошони хунибиниаш метарсидам.

Дар Маскав ҳам тинҷӣ набуд. Ҳамин, ки чир-чи-ру ҳушт-ҳушти милиса ба гӯшам мерасид, аъзои баданамро дарақ-дарақ ларза мегирифт, набзам канда шуда, хунам аз ҳаракат мемонд. Ҳеҷ намехостам, ки бачаҳоям ба кӯча бароянд. Зеро ҳамчун "Кавказский национальность" таъқибу лату кӯб мешуданд.

Инак, дар Америка низ сахт хавотирам, бештар аз тасодуфу тасодум. Вақте, ки мошинҳои таъҷилию полису сӯхторнишонӣ пайиҳам бонги хатар зада бо доду фиғон мегузаранд, аз даҳшат дилу ҷигарам пора-пора мешавад. Ҳар рӯз ин бонги даҳшатнокро чандин бор мешунаваму чандин бор мӯй дар баданам ҳамчун сӯзани тез сих зада рост мешавад, ки бачаҳоям мошин меронанд. Ҳар рӯз ин даҳшатро чандин бор мебинаму чандин бор мурдаю зинда мешавам, ки бачаҳоям дар ҷӯшу хурӯши селоби мошинанд.

* * *

Россия одатан ҳар тарафе латтаю сарбанди сурхе бинад, ҳамон тараф метозад, ба умеди пасмондаҳои Шӯравӣ-коммунистони собиқ, тӯдаҳои заҳматкаш ва дастаҷоти бешуӯри шӯравимаъоб. Америка баракс, дар атрофи ришу фашу тоқии арақчин мегардад, ба "муҷоҳид"-у "экстремист"-у  "фундаменталист" сару кор дорад. Аз ҷумла ба бунёдгароёни толибини Тоҷикистон. Зеро дар ришу фашу тоқии арақчини толибини тоҷик мухолифини оштинопазири Россияро мебинад. Бинобар ин, ҳар ҳайате, ки аз ин ҷумҳӯрӣ даъват мекунад аз толибин, яъне аз муллою муллобашараҳои гӯлу гумроҳ иборат аст. Боре надидаму нашунидам, ки аз коммунистону демократҳо ё нависандаҳо ҳайате даъват карда бошад.

* * *

Ҳангомае, ки ахиран Америкаро фаро гирифт, як масъалаи ҳавасангез буд. Яъне, раисҷумҳур бо Моника Ливитская ном зани ҷавоне алоқаи ҷинсӣ доштааст. Конгрессмен ҳам аз ҳамин мавзӯъ сухан меронду сенатору пастор (рӯҳонӣ) ҳам. Ин алоқаи ҷинсӣ мавриди импигменти[1] Конгресс гардид. Дар саҳифаи аввали рӯзномаҳо, дар рӯйи муқоваи маҷҷалаҳо, дар оинаи телевизор Билл Клинтонро нишон медоданд, ки дар чашмаш қатраи ашк менамуд ва ба садои гирифтаю печида баёнот медод.

Вале вақте, ки ҳавопаймои қиркунандаи Америка ҳатто аробаҳои гурезаҳои Косоваро бобмбаборон мекарданд, Конгрессу конгрессменҳо, сенату сенаторҳо, калисоҳою пасторҳо ва ҳангоматалабони матбуоту телевизион об бар даҳон гирифта бинг намегуфтанд. Пиру кампиру кӯдакони вафҳшатзадаро, ки зери барфи қаҳратун ба кӯҳҳо мегурехтанд, касе аз ин башардӯстон намедиду намешунид.

Агар, ки аҳёнан аз ин мавзӯъ гап мекушоданд, ҳатман Россияро бад мегуфтанд, ки гӯё ба корҳои дохилии Америка дар Югославияю Албания дахолат мекунад. Дигар дар чашми худи Клинтон ҳам осори ашк набуд.

Дар Америка сеҳру ҷоду, тилисму чашмбандӣ, найрангбозию афсунро "Magic" (маҷик), меноманд, ки расми ҳамон муғони қадимист. (Вожаи "муғ" туфайли кӯҳи Муғ, деҳаи Муғиён ва ғайра дар Тоҷикистон шинос аст). Ин расм дар Штатҳои Муттаҳида устодоне дорад, ки хиштеро беҷо накарда ҳамчун арвоҳ аз қабати девори бузурги Хитой мегузаранд. "Муҷассамаи Озодӣ"-ро бурида пора-пора мекунанд, ки осебе намебинад. Дар корҳои инҳо ҳангу даранг мемонӣ. Вале аксаран сазовори тақлиду истиқбол нестанд, сахт хатарноканд. Барои мисол, мебинӣ, ки муғе зарфи шишагию муғе алмоси риштарошӣ хурда истодааст ва ту ҳам шишаи алмос хӯрда лабу даҳану дилу ҷигаратро пора-пора мекунӣ. Аз куҷо медонӣ, ки шишаю алмоси муғ аз кафки хушки қанду набот аст. Ё мебинӣ, ки як кас қуттии оҳаниеро ба бинияш зада шикоф кард ё шамшереро ба ҳалқаш халонд. Намедонӣ, ки қуттии оҳании америкоӣ аз коғаз фарқе надорад ва он шамшер ҳам ягон пардаи хушки қандалот аст. Ва ё мебинӣ, паҳлавоне сутуни бетониеро канда бардошта бурд. Ва ту ҳам паҳлавонӣ карда ягон сутуни бетониро мебардорию ҳарду мояат зада мебарояд. Аз куҷо медонӣ, ки он сутуни бетонии муғ аз пукаю пати ҷуворист.

Умуман, ба нағмаҳои америкоиҳо баҳсу ситеза карда намешавад. Аз коғазу пару пат, хонаҳои сутунзадаи барҳавое месозанд, ки ба як пуф ҳамчун пуфак ба ҳаво парида мераванд.

---

[1] Ба мубоҳиса файсала додан.

Вале ин муғиҳо дар пеши шамании Бенни Ҳинн ном рӯҳонии айёр, бозиҳои кӯдаконаанд. Ӯ дар дасте "Инҷил"-у дар дасте микрофон канали барномаҳои диниро тасарруф карда, шабу рӯз тентакию худнамоию масхарабозӣ мекунад. Шон худашро Масеҳои замон тарошида, дар майдонҳою толорҳои азим, дар ҳузури ҳазорон-ҳазор ҷамъият бо як ҳавои даст кӯри модарзодро биною, гунги модарзодро гӯёю шали модарзодро гиро менамояд. Дар саҳнаи ин золию шайтонӣ тӯда-тӯда шалу динги сохтаи золу шайтонро мебинӣ, ки чигасҳоро партофта меҷаҳанду мерақсанду бозӣ мекунанд. Мурдаю ниммурдаҳоро, ки дар тобуту занбар аз зери панҷааш мегузаронанд, аз хоби марг атса зада парида мехезанд. Ба як пуписаи ӯ ҷину аҷина мегурезаду девонаи занҷирбанд ҳушёр мешавад.

Ғарами мактубҳое, ки гӯё аз мухлисони худоҷӯяш гирифтааст, аз ғарами мактубҳои Қасри Сафед баландтар аст. Ман эътиқодманди дину мазҳаб нестам. Лекин шаманию шайтонии ин Масеҳои сонӣ нафратовар аст. Ва манфур аст ҷамъияте, ки ба ӯ гулрезию кафкубӣ мекунад. Ин Бенни Ҳинн инсон не, мор аст, аждаҳор аст, ки дар мекашад. Худи аз як мӯйи сари сайқалзадаю олуфтасатангиаш маълум аст, ки қаллоби гузарост, дар ваҷоҳаташ осоре аз истеъдоду илҳоми илоҳӣ нест. Шаҳнабози чарсу чолокест,ки бо шаҳнабозӣ ҳӯшу хаёли мардумро дуздида, кисаҳояшонро холӣ мекунад. Аз аввомфиребии ӯ натиҷа мегирӣ, ки Исои Масеҳ ҳам айёре будааст. Ана, Кашпировскию Чумакҳо аз куҷо илҳом мегирифтаанд. Ана, Кашпировскию Чумакҳо ба ки тақлид карда, мардумфиребӣ мекардаанд.

Диндорони асил аз рӯи ин хари даҷҷол безоранд, аммо додгоҳею додситоне нухтаашро намекашад. Ку қонунҳои одилонаи Америка? Ку қонуни ҳуқуқи башар? Қонуни ҳуқуқи башар Бенни Ҳинну Салмон Рушдӣ барин ифротиёнро дифоъ менамояд. Воқеан, фатвои маъруфи имом Хумайнӣ алайҳи Рушдии муртад айни савоб аст. Боист алайҳи Бенни Ҳиннаш низ фатво содир намуд. Магар эътиқоди башарро масхара доштан ҷиноят нест?

* * *

Ба мамлакати Шарқ гурехтани як аврупоию америкоӣ шармандагист. Ҳато ба Россия гурехтани Бомжи зери кӯпрукҳои Нию-Йёрк шармандагист,  ҳамчун шармандагии касе, ки наҷосаташро дар тоқӣ гирифта аз боғи биҳиште гурехта меравад. Парандаҳои ҳаво ҳам аз Шарқ баланд парида мегузаранд, ба замин намефароянд, ки хатарнок аст, дар як лаҳза шаппида лахта- лахтаю пару пӯчашон мекунанд. Магар селаи мурғобию қозу турнаю лак-лаку оҳуву санҷобу қоқум бар дару боми мардуми Шарқ бошад, зиндаю саломат мемонад. Магар аз кафи дасташон алафу обу дона мехӯранд? Магар барояшон лонаю ошёна месозанд?

Баръакс, аз чор тараф сангу кулӯху тирборон мешаванд, калтаккӯбу хуншору калакан мешаванд.

Аммо дар Америка дастомӯзанд, силлаю навозишашон мекунанд; аз ҷаҳишу паришу хонишашон завқ мебаранд. Ва ин аломати фаровонию баракату тинҷист. Аз фаровонию баракату тинҷӣ натанҳо мардум, балки ҷуку ҷондор, паррандаю чаранда, мурғу моҳӣ, мӯру малах ҳам баҳраманданд. Аз ин рӯ издиҳоми паррандаю издиҳоми муҳоҷир, селаи паррандаю селаи муҳоҷир, фавҷ фавҷи паррандаю фавҷ фавҷи муҳоҷир бо хотири ҷамъу бо дили беташвиш ба Аврупою Америка рехтаанд. Ин қадар турку авғону эронӣ, курду балуҷу ҳинду ба Аврупою Америка гӯё ба хонаи хешу таборашон мегурезанд.

Зимнан, на ҳамин рӯз аст, ки мардум аз Шарқ мегурезад, ин гурезогурез садсолаҳо ин ҷониб идома дорад. Ва садсолаҳо ин ҷониб мардум асосан аз дасти муллоҳою аз гушнагӣ мегурезад. Зеро садсолаҳост, ки Шарқ помоли муллоҳои ифротии бунёдгарой аст. Ва гушнагию қаҳтию балою бадтари дигар ҳам аз наҳсию касратию касофатии ҳамин муллоҳост. Аз ҷаҳли мураккаби ин мутаассибон, садсолаҳост, ки Шарқ мотамсарои бесарнавишт аст, дирӯзаш ҳам ҳамину имрӯзаш ҳам ҳамину фардояш ҳам ҳамин аст.

Инак, ин наҳсию касофатӣ дубора Осиёи Миёнаро низ гирифта истодааст. Аз рӯзномаҳои навбунёди тоҷикӣ бӯи мурдори толибин вазида дилро беҳузур мекунад. Аллакай гирудору таъқибу таҳқири занҳои бадбахт шурӯъ шудааст. Ҳар муттаҳаму песу кӯҳрие аз занҳо интиқод карда, фатвои "пайғамбарона" содир менамояд. Зимнан, толибин аллакай дар Душанбест. Ҳамонҳое, ки ба ҳукми мухолифони исломии муттаҳид ришҳоро қайчӣ зада, саллаҳоро партофта мӯи сар монда сӣ фоизи вазифаҳои ҳукуматиро гирифтаанд, толибинанд, бадтар аз толибини афғон. Ва он ғаждҳои дигар ҳам, ки аз ҳар ҳизбу созмоне канда шуда ҳамчун арвоҳи ланг ба инҳо пайвастаанд толибини гузароянд. Акнун, дар ҷумҳурӣ шоиру нависандаи толибин, олимҳои толибин, духтуру муаллимҳои толибин, рӯзноманигорони толибин хеле зиёд шудаанд. Тоҷикистон дигар оянда надорад, дигарбора ҷумҳӯрии ободи Шӯравӣ нахоҳад шуд. Дарояндаи наздик ин ҳам як Афғонистону Покистону Ҳиндустону Эрони ҷулҳундии дигарест пур аз гадо.

Ҳолливуд (саноати филмбардорӣ) ба тақозои тиҷорат сурат гирифтааст. Филмҳояш аксаран аз моҷарою дағдағаю ҳангомаҳои пӯчи ҳавлангез иборатанд. Арвоҳи махуфу албастию абулҳавл намоиш дода мешавад ва пур аз шикастану рехтану таркондану сӯхтору кушору паррон-парронанд. Ҳатто дар филмҳое, ки барои хурдсолон бардошта шудаанд, яке кӯршапараки хунхореро мебинӣ, ки аз дандонаш хун мечакад. Яке тортанаки азимҷуссаеро мебинӣ, ки касеро печонда хунашро мемакад. Яке устухонҳои мурдаро мебинӣ, ки бо касе

шарақошарақ мечангад. Одами даррандаеро мебинӣ, ки касеро дар сих зада бирён мекунад. Сусмори азаматеро мебинӣ, ки чашмҳояш чун косаҳои пур аз хун мардумро таъқиб менамояд. Ва ғайра. Яъне тарсу хавфу хавотиру ҳайбат, ваҳшонияту даррандагӣ, хашму хушунат, ки оммаи ҳангоматалабро ҷалб месозанд. Ва албатта дилу шуурро харобу асабҳои пулодиро ҳам реза-реза месозанд. Кӯдакону наврасону ҷавононро девонаю васвоию ваҳшӣ кардаанд ин филмҳо. Ба асари шуми ин филмҳос, ки наврасон паррон-паррону одамкушию одамхӯрӣ мекунанд. Ва ҳар сол мактаббачаҳои бисёре маъюбу маслуқу кушта мешаванд. Дар макатабҳо маросими мотам воқеаи муқаррарист.

Камбағалони Америкаро аз гардану шикамашон мешиносанд, ҳар касе, ки гардани калтаи ғафсу шиками калони кӯлй дошта бошад яқин камбағал аст. Хӯрокии арзонбаҳои камбағалон, ки маводи химиявии бисёр дорад, афту андомашонро ба сурати қурбоққа кардааст, қурбоқаи азимҷуссае бо пӯстакчаи мӯи сару каллаи борику рӯи паҳн, бо гардани кулуфтаю кӯҳону ғабғаби кашол, бо шикамбаи дамидаю хамидаи то ба зонӯ, ва пойҳои халтазада аз пӯсту рӯғану обу зардоб, яъне махлуқе ҳатӯлу ҳабатаю ландаҳӯр. Раҳгаштанашон ба ғелидан шабоҳат дорад, гуфто, ки саргинғелонакҳое ғундаи саргини бузургеро ғелонда бурда истодаанд.

Бойҳо баръакс, ҳама химчаю чарсу чусту чолок, аз фарқи сар то ба нохуни по варзидаю тарошидаю суфта. Ба ранги уқобҳои сафедгардану сафедболи америкоӣ, хушандому хушояндy оташин чангол. Гардани занҳояшон як газ баланд, пояшон чун пояҳои буруҷу сафедор аз замин то ба камар тарангу рост ва ҳама оростаю перостаю озода:

Занах соддаю ғабғаб овехта,
Миён борику сина ангехта.

Зеро дар таому пӯшокашон маводи химиявӣ нест. Обашон покизаю меваю сабзавоташон тару тоза, гушташон бедорую нонашон бедоруст. Рӯғани гаронбаҳои растани мехуранду шири навдушидаи бедорӯ менӯшанд. Ва либоси қиммати пахтагӣ мепӯшанд.

* * *

Муҳоҷирон бо одати зотии миллиашон ба Америка меоянд. Масалан, хитоиҳо бо меҳнатдӯстии хитоӣ, мексикоиҳо бо таронаю рақси покӯбии мексикоӣ, афғонҳо бо нашъамандию луттигарии афғонй, арабҳо бо чарчинфурӯшии арабӣ ва арманиҳо бо

порахӯрию порадиҳии арманӣ. Аз ҳама номақбул одати инҳост. Умуман, ин одати бад одати қафқозиҳост, дар саросари Шӯравӣ ҳамаро порахӯр карда буданд. Олимашон ба пора дипломи илмӣ мехарид. Нависандаашон ба пора ҷоизаи адабӣ мегирифт. Ҳунарпешаашон бо пора ҳунарпеша мешуд, духтурашон бо пора муолиҷа мекард. Махсусан духтурҳои дандонашон хонаи аҳолии Осиёи Миёнаро сӯхта буданд; дар парраи даҳани зану марду кӯдаку чӯдаки хилмин як дандонаки зард часпонда, ғораташон мекарданд. Бо пора ресторану дӯкону бочкаҳои арақу пивофурӯширо аз худ намуда, ҳаромкорию ҳаромфурӯшию ҳаромхӯрӣ мекарданд. Аз бадомӯзии инҳо билетфурӯшони кассаҳои нақлиёт, суду прокурор, милисаҳою нозирони роҳҳои давлатӣ, духтурҳо, муаллимҳои мактабҳои олӣ ва ғайраю ва ҳоказо, ҳама порахӯр шуда буданд. Ҳамон одати бадашонро ин ҷо ҳам идома дода истодаанд. Ин ҷо ҳам аз буфету магазин дур намешаванд, ин ҷо ҳам аз пайи пули ҳарому зару зевар мегарданд.

* * *

Хабарҳое, ки аз Тоҷикистон пахш мешаванд, бештар доири ҷашну ҷашнвораҳои ҳукуматианд. Ҳукумати ҷиноятпеша ба мақсади хаспӯш кардани тоҷиккиркуниаш, ҳама кори ҷумҳуриро партофта ба ҷашну тантанаю тӯйю тамошо машғул аст. Раисҷумҳураш як тӯйбошист. Ҳар рӯз дар болои устухонею хоктӯдаею лошае тӯй аст. Саидамири Ҳамадонӣ кист, ки барои ӯ молу пули халқи камбағалро резу чош кунӣ? Буду шудаш як муллои таблиғотчӣ. "Тоҷикони ҷаҳон" кистанд, ки барои онҳо пулу моли халқро тору пош кунӣ? Як мушт эрониҳои туркмаоб. Ба истилоҳи "Рӯзҳои адабиёти рус" як тӯда ҷуҳуди майзадаи дайдуи ёвагӯйро оварда рӯ-рӯи даст гардонидан чӣ маънӣ дорад?

Ниҳоят, ҷашнвораи Исмоили Сомонӣ эълон карда, аз Америкаю Аврупо зиёфатхӯр бурдан ва сармояи ночизи ҷумҳуриро барбод додан харинагист. Сонӣ, ба ҷои Фирдавсӣ Имсоили Сомониро шинонидан ҳамоқат аст. Магар ин амир аз Фирдавсӣ бузургтар аст? Дар таърихи форсу тоҷик аз Фирдавсӣ бузургвортар касе нест ва аз "Шоҳнома" муқаддас китобе вуҷуд надорад. Агар "Қуръон"-ро ҳазору як хели дигар бо оби тилло нависед ҳам, ҷойи "Шоҳнома"-ро нахоҳад гирифт. Хулас, Тоҷикистон айни лухтакбозию шайкакбозии зерин аст:

Ҳукумати Алибобо ва 40-роҳзан.
Дар минбар кӯри Шермат:

- Солҳои дароз кадрҳои ҷумҳурии мо ранги чанор лафка - лафка пӯст партофта ба зӯр як ваҷабу ним ваҷаб месабзиданд. Акнун кадучиҳои мо монанди полези каду дар як дам сабзидаю давида нӯгчаи чанори ҳафтодсолаи ҳукуматро гирифтанд. Акнун ҳар кадучии каҷгардане дар лангари дарози кадугиаш албонҷ мезанаду ҳой меравад.

(қарсоқарси бардавом)

Рафиқон, адолат тантана кард. Имрӯз ба шарофати ваҳдати тамоми халқ аз эзорпочаи адолат сар баровардааст. Байрақамон ҳам рамзи ҳамин эзорпочаи чакандӯзии адолат аст.

(қарсоқарс)

Саршумори аҳолӣ ҳам аз пештара як миллион зиёд шудааст; Пеш аз кушокушиамон панҷ миллион будем, ҳозир шаш миллион шудем. Мо як халқе ҳастем, ки ҳамдигарамонро қир кунем ҳам, боз аз ҳисоби хару хингил бисёр шудан мегирем.

(қарсоқарс)

Ҳозир халқу роҳбарон арзандаи якдигаранд. Давлатмардакҳою давлатзанакҳои мо аз ҷону ҷигари халқ баромадаанд. Ҷигар ҷигару дигар дигар гуфтаанд. Ранги халқ мехӯранду ранги халқ дашт мераванд. Худи раисҷумҳурамон дар тӯйю тамошои халқ чорзону зада шакаробу оши тӯппа мехӯрад, якпоя арғушт меравад. Роҳбарони раҳматиамон палавхӯру буданабоз буданд, бӯйи деги чирғиндию пилиқ-пилиқи буданашон безор карда буд. Акнун, тӯппаю кафлеси чӯбии бобоиро тамошо кун. Роҳбарии шаҳриҳо бас аст, акнун қишлоқиҳо роҳбарӣ мекунанд.

(қарсоқарс)

Русҳо миннат мекарданд, ки аз дохундаҳо тоҷику дар сари чор санг Тоҷикистон сохтанд. Мо ихтиёран аз тоҷикон дохундаю аз Тоҷикистон Сангак сохта, халқро ба аслаш баргардонидем. Шӯравӣ, ки халқро аз решаҳои таърихиаш кундабур карда буд, мо кундапайванд кардем. Мӯъҷизаи озодиро бинед, ки дар он кундаи қоқи ҳафтодсола пайванди мо гирифт.

(қарсоқарси бардавом)

Калимаи тоҷик ҳам ҳамин нав маълум шуд, аз тоҷик хурӯс будааст. Аз тоҷи хурӯсаке, ки дар думчааш чӯбча зада бистинӣ мефурӯшанд.

(қаҳқаҳа)

Пештар ҷаҳонбинӣ ҳам, мебахшед, сохти кунӣ мурғ танг буд. Чунки, халк ба як гӯшаи чашмаш ҳам ҷаҳонро намедид. Ҳозир барои мо ҷаҳон танг аст.
Аҳолӣ хонахез ҳаҷ рафта меояд. Ҳатто милисаҳомон ҳоҷимилисаю раисҷумҳурамон ҳоҷираисҷумҳӯр шудааст. Имрӯз Тоҷикистон аз саршумори ҳочӣ дар дунё ҷои якумро мегирад. Бо ин қадар ҳоҷӣ кӯҳҳоро чаппа мекунем...

(қарсоқарси бардавом)

Масҷидҳоямон бошанд, моҳияти бузурги стратегӣ доранд. Манораҳояшон мушакҳои ҳақиқианд. Аз ҳаво, ки ба замин менигарӣ, масҷид не космодром, базаи мушакҳои ядроӣ. Ин аст яроқи замонавии мо!

(қарсоқарс)

Пештар дар маҷлисҳои Шӯрои Олии дар масъалаи ба калӯч таъмин кардани аҳолӣ фақат як Дӯстови калучдаҳан гап мезад. Ҳозир, дар маҷлисҳои Шӯрои мо аз калучгӯй даҳани ҳама калӯч шудааст.

Ба кулӯх таъмин кардани ҳоҷатхонаҳо ҳам масъалаи калон аст. Чаро не? Ҳамамон шоҳидем, ки баъд аз ҳар намози ҷумъа мӯсафедони бечора дару деворҳоро ханҷор зада кулӯх мекофтанд. Дигар дар роҳравҳои зеризаминӣ сатил-сатил кулӯхи қоқ мемонем, ки мӯсафедон таҳорат шикаста, ба ҳузур дастҳояшонро қоқ кардан гиранд.

Ба ин тартиб агар баъзе майдонҳо подахобонак шаванд ҳам зарар надорад, халқ доғи бош-бошу навбати пода аст.

(қарсоқарс)

Акнун ба сартарошӣ ҳам диққати ҷиддӣ дода мешавад. Махсусан ба ҳамин масъала худи раисҷумҳӯр ба шаҳри Нию Йорк рафта ҷуҳудҳои сартарошро таклиф кардааст, ки омада мӯйи сари даққии интелегентҳоямонро поку покиза тарошанд, ки инҳо ҳам бетуфтуфу бесобун саракӣ ба асли худашон баргарданд.

(қарсоқарси бардавом)

Номи шартии сека пештар сим-сим буд, агар садбор сим намезаданд, қабул намекард. Ҳозир бошад, як борак, ки ба сари зувонат сум-сум гуфтӣ, дару дарвозаи ҳукумат шарақ-шарақу тарақ-тарақ ба ду тараф кушода мешавад.

(қарсоқарс)

Ҳукумати қонунии мо ба қонуни гӯшу бинибуррӣ сари кор омад. Бисёр гӯшҳои лаққа бурида шуданд. Биниҳои чухт бурида шуданд. Биниҳои пачақу манқа монданд. Охир, гӯши сагро барои он мебуранд, ки ҳар шарфаро даррав шунавад. Бинии харро барои он мебурранд, ки нохуна нашавад.

(қарсоқарс)

Душанбе аз одама мурчахона воре мечӯшад. Аҳолӣ аз ҳисоби афғонҳои луттӣ зиёд шудааст. Бинобар ин, сохтмони метрои шаҳрро ба нақша гирифтаем, ба усули метросозии шаҳри Теҳрон. Ҷумҳурии исломӣ техникаи бенамозро истифода намебарад. Дар ҳар ҳандақе як сатилу як арғамчину ду нафарро мебинед, ки яке хок канда пур мекунаду дигараш кашида ба берун мерезад. Фақат ҷаранг-ҷаранги гӯшнавози сатилро мешунавед.

Сохтмони Роғунро бошад, ба Покистон иҷора додаем, ки зану марду кӯдаку чудаки бисёр аз худи Исломобод ба тори сар сангу хишт мекашонанд.

(қарсоқарс)

Дар бораи серӣ ҳоҷати гап ҳам нест. Дар маҳаллаҳо шабҳои дароз оши тӯйхӯрию рӯзона оши худоихӯрист. Чилшикану ҷумъагӣ беҳисоб. Дандонковию оруғзании халқро дида, курта-курта гӯшт мегирӣ.

(қарсоқарси бардавом)

Кадрҳои илмиамон ранги саманаку шулха ҷӯш зада дамидаю сабзида истодаанд. Масалан, духтурҳои чукбур чунон зиёд шудаанд, ки ба сари ҳар як чук даҳҳо духтур рост меоянд. Найчаю покӯяшонро бардошта берун аз ҷумҳӯрӣ ҳам чукбурӣ мераванд.

(қарсоқарс)

Тиллои мо солҳои сол куҷо мерафт намедонистем. Акнун ба даҳони калони давлатмардакҳою давлатзанакҳои мо нигоҳ кунед, ҳар кадомашон як килло тиллои Шугнову Дарвозро дандон карда қаҳ-қаҳа зада гаштаанд. Бо вуҷуди ин, аз духтури дандон тангқисӣ

мекашем. Ҳукумат қадоқчиҳоро ҳам ба дандоншиносӣ сафарбар карданист. Боқимондаи тиллоямонро медалу орден месозем.

(қарсоқарс)

Ба ҳама маълум аст, ки майдони пойтахтамон қутби ҷумҳурист. Чанд сол шуд, ки барои ин майдон ҳайкалшиканию ҳайкалҷанг аст. Як вақт дар ин майдон Ленин дастак мезад, ки дар гарданаш занҷир андохта канда паротофтем. Баъд ҷояшро Фирдавсӣ гуфтанӣ як гуруғлихон гирифт. Фирдавсии гуруғлихонро чунон тирборон кардем, ки худаш аз ин майдон гурехта рафт. Аз кадом гӯру лаҳад боз ин Самониаш баромад. Шукри худо, ки инро ҳам муллоҳо писанда истодаанд. Орчуқи гапро гӯям, ин қутби шаҳри мо ҷойи ҳайкали Иброҳимбек аст. Иброҳимбеки лаққайро дар пушти аспи лаққайӣ чухт месозем, дар дасташ қамчин.

(ҳозирон қарсакзанон аз ҷой мехезанд)

* * *

Мо ҳанӯз таъоми Америкоӣ нахӯрдаем. Ҳанӯз, Гулчеҳра макароншӯрбою карамшӯрбо, ширбиринҷу ордбирён, мошобаю наскоба мепазад ва гоҳе қурутобу фатиррӯғану оши палав. Биринҷ фаровон аст. Ҳазору як навъ. (Биринҷи Девзираю биринҷи зарду сафеду сабз, биринҷи резаю биринҷи каттаю биринҷи дарози борик, хели ангушти нозанин. Ва ҳазору як навъ рӯған, рӯғани зайтуну рӯғани ҷуворӣ, рӯғани зағеру рӯғнаи кунҷид, рӯғани бодому рӯғани офтобпараст, рӯғани сабзавоту меваҷоти фирқа-фирқа, фақат ошхӯр лозим. Ҳар вақте ба ин биринҷҳои нестандарҷаҳону шишаҳои рӯғани мӯмиёӣ менигарам, ҳамсояҳои собиқи ошхӯрам ба ёд меоянд. Ин ҷо ҷои онҳост, чӣ қадар ҷизу бизу дӯду гард кардан мумкин. Америкоиҳо ба ин неъмати олӣ нигоҳ намекунанд. Онҳо аслан дар ресторанҳо ғизо мехӯранд, ба хотири сарфаи вақт ва ташвишу дарди сари камтар. Мо ҳам биринҷхӯр нестем. Эй, дареғи оши палавхӯрон.

Анвоъи ғалладона низ бисёр. Чанд навъ зағеру кунҷит, чандин навъ нахуду наск, мошу лубиёю ҷуворӣ (феълан, ибораи ҷуворимакка аз исми "Мака" ном қабилаи ҳиндуҳои америкоӣ будааст. Ин қабила дар қисмати ғарбии шаҳри Сиаттл зиндагӣ мекунад. Ба наздикӣ ҷашни қурбонӣ доштанд, як филмоҳӣ (кит) қурбонӣ карданд. Дар тантанаашон, ки ҳафтае шабу рӯз идома дошт, мо ҳам иштирок кардем), чандин навъ гандуми донаю далдаи кӯфтаю сафедкарда. Мо аввал гандумро дидем, барои саманак. Гандуми шӯстаю озода, як гард надорад, гуфто, ки аз хӯшааш дона-дона чидаанд. Саманаке мешавад рафида-рафида,

шираю ширу шакар. Мо ҳар сари соли нав ба пешвози Наврӯз се-чор дафъа саманак мемонем, ки хуморамон шиканад. Ба ёди ширини саманакҳои Душанбе, ба бӯйи лаззатбахши саманакҳои таги танӯрии модарам, ки соатҳои дароз нигарони пухтанаш бетоқатона менишастему мешамидем ва охир ба маскаи тарак шӯридану хӯрданаш фаромӯшнашуданист. Саманакҳои модарам неъмати биҳишти кӯдакиам буд. Ва акнун солҳоест, ки ба бӯйи диловези ҳамон саманакҳои қишлоқию ба ёди ширини модарам ба ҳар ҷою маконе, ки набошем саманак мемонем. Дар Америка ҳам саманак мемонем, саманакҳои модарӣ.

* * *

Дар минтақаи мо алошақшақа нест. Бинобар ин, вақте бачаҳо хабар оварданд, ки дар боғи ҳайвонот алошақшақаҳоро дидаанд, ман ба зиёраташон рафтам. Ҳанӯз худашонро надида, шақшақи шиносашонро шунида хурсанд шудам. Айнан ҳамон шақшақи алошақшақаҳои Сӯфиён, ҳамон шақшақе, ки ба ҳеҷ кас намефорид. Саросама ба симтӯрашон расида саломи гарму ҷӯшон додам. Як даста будаанд. Айнан ҳамон алошақшақаҳои Сӯфиён, ки дар гирди халтаҳои дӯғу чакка хирагӣ карда, қурут мебурданд. Айнан ҳамон хел сиёҳу сафеду зираку ҳӯшёру беқарор.
Зери симтӯр дар дарахти хушкидае лона ниҳода буданд. Айнан ҳамон лонаҳои чалак-палаки алошақшақаҳои Сӯфиён, ки дар кундаю шохаҳои олучаю дӯлонаҳои адир ҳамчун банди шохчае дида мешуданд. Айнан ҳамон лонаҳо, ки ман аз онҳо чӯҷа мегирифтаму алошақшақаҳои гизала ба тоқиам чангол мезаданд.

Акнун ба алошақшақаҳо ман ҳам шақ - шақ мекардам, чистонаки қишлоқиашон мегуфтам:

Сиёҳиаш қир барин,
Сафедиаш шир барин,
Париданаш тир барин,
Шинад саги пир барин?

Вале ҳамчун дигар ҷонварони боғи ҳайвонтот, ки ба садақа одат кардаанд, як зайл ба дастам менигаристанд. Қавл додам, ки дигар бора меҳмониашон дасти холӣ намеоям.

* * *

Ҳар касе як чизи гаронбаҳои баҷоӣӣ дорад. Яке сурати баҷоӣӣ, яке ҷомаи баҷоӣӣ, яке пули баҷоӣӣ, яке қуттичаи зару зевари баҷоӣӣ, яке чойнику пиёлаи баҷоӣӣ. Ман чор овозаки баҷоӣӣ дорам, овози поезд, ҷаккиши саг, чаҳчаҳи хониши булбул ва фарёду хуруши хурӯс, ки ин ҳар чорро дар таҳти зеҳнам ниҳон медорам.

Хониши булбул ёдгории кӯдакии ман аст, ки шабҳои баҳор аз боғҳои хучу гули хори Сӯфиён чаҳ-чаҳ мезаданду ҳуштак мекашиданд. Дар Америка, чуноне дар боло гуфтем, булбулон дигар хел мехонанд, чаҳ-чаҳ намезананд, вале як дафъа дар боғи ҳайвонот аз қафасе, хониши булбули Сӯфиёнро шунида, беихтиёр дарун дарун гиристам.

Ҷакиши сагу бонги хурус аз шабнишиниҳои шоириам мондаанд, ки дар гӯшае хомӯш чамбар зада фикри шеър мекардам ва дар хилвати шабон танҳо садои ак-аки сагонро мешунидам, аз қишлоққои дур тоқа-тоқа ҳоп-ҳоп мекарданд, хусусан шабҳои барфрезии зимистон. Ва ниҳоят, мавриде, ки хас-таю хоболӯд ба рӯйи дафтару коғаз сар мениҳодам, хурӯс фарёд мезад, ҳамчунон, аз дуриҳо. Ман ба ин овозҳо одат карда будам.

Дар Америка саг бисёр аст, раисҷумҳур ҳам саг дорад, аммо намеҷаканд ва хурӯсро дергоҳ нашу-нидам, балки аз хотирам рафта буд. Лекин як шабе аз шабҳои ғарибӣ саге аз дурӣ канда-канда ак- ак кард ва хурӯсе тоқа-тоқа қу-қу-қу гуфт. Ман аз хурсандӣ ҳатто бачаҳоро аз хоб бедор кардам, ки гӯш кунанд, овози шинос меояд.

Садои поезд хотираи шабҳои Душанбест. Ин ҳам аз ҳамон бедорхобиҳои шоирӣ, ки ман будаму шабҳои дарозу чир-чиру гулдур-гулдури рафтану омадани поезд. Садо набуд, шабнишинам буд, маро ҳушёр медошт. Инак, ҳар вақте, ки қатори дуру дарози сафеди оҳарии Америка заминро ларзонда аз канори уқёнуси Ором бо фарёду фиғон мегузарад, ман ҳамон овозаки поезди Душанберо мешунавам.

* * *

# Ман дар Америка боркашонӣ мекунам

Ман ҳанӯз бачаи интернат будам, ки номи баланди ҷозибаноку сеҳрангези Америкаи дастнорасро шунида, ҳасад мебурдам. Боре дар арафаи соли нав ба мо ба ҷои ботинкаҳои латтагӣ, ботинкаҳои чармии гӯшакдори пошнабаланди америкоӣ оварда буданд, ки пӯшида гурс-гурс қадам мезадему хурсандӣ мекардем. Ҳатто рангашон ҳам аз хотирам нарафтаст, Зардлиш буданд. Он ботинкҳои раҳдурии дӯстдорами мо.

Баъд мошинҳои панҷарадори калон-калони америкоӣ пайдо шуданд, ки дар роҳҳои борику кӯпрукҳои чапараки шақ-шақаи мо намеғунҷиданд. Фаромӯш накардаам, ки чи хел як мошини америкоӣ як чархи ақибаш дар ҳаво муаллақ кӯпрукеро маҷақ карда гузашта рафт, ки ман ҳам дар паси пушташ часпида овезон будам.

Меҳмонхонаҳо лампаҳои сарпӯшадору дар магазинҳо орди бесабӯсу дар қади авратҳо куртаҳои чити косагул ва боз чизҳои навбаромади таърифии бисёре медидем, ки онҳоро ҳам мардум "америконӣ" мегуфтанд.

Мавқеи донишҷӯю навқалам буданам, Америкаи ману ҳамқаламонам аз сурати чанд шоиру нависандаи босалобат, яъне Ҷек Лондон, Марк Твайн, Волт Ветман, Ҷон Стембек, Вилиам Фолкнер, Ернест Ҳемингвей, Карл Секнберг, Артур Ҳейли ва аз чанд ҷилд китобе бо уновонҳои шоиронаи "Дандони ашки Сафед", "Хӯшаҳои хашм", "Баргҳои сабза", "Мӯсафед ва баҳр", "Дарёканори Миссиссиппи", "Фурудгоҳ" ва ғайра иборат буд, ки дар пушти дари дӯконҳои китобфурӯшӣ аз сари субҳ навбат истода ба даст даровaрда будем. Баъзан дар шабҳои зимистон ҳам гулхан сӯхта навбат меистодем. Он китоҳои азиз буду шуди ҷомадонҳои донишҷӯию сурати гиромии он нависандагон бар девори кулбаҳои иҷорашинии мо буданд, ки бо лапарҳои тосу сигору чубуқ ба дару деворҳои фарсуда намегуфтанд.

Ёди он рӯзҳо ба хайр, ки мо ҳам риштаҳоро гизу гиребонҳоро то ба сари сина яла карда, худро Ҳемингвей мегирифтем. Худи ман кӯлоҳи лапарамро кач ниҳодаю остинҳоямро то ба оринҷ бар зада, худамро Волт Ветмани ростин метарошидам. Ман шефтаю шайдои ҳамосаҳои кавбоию фермерию васфу тасвири локомотивҳои ӯ будам. Аз шеъри ӯ илҳом гирифта ғарам-ғарам коғаз сиёҳ мекардам, ки "Пас аз мо" ва "Ба киштии кайҳонии Аппалон" аз ҳамон машқу тақлиди шеъри сафеду шеъри озоди ӯ буданд, ки баробари чопашон яке дар маҳфилу яке дар маҷлису яке дар баёноту яке дар матбуот маро декаденту космополит,

аниқтараш гаравидаи Америка маълумот доданд. Агарчи ҳанӯз на америкае дида, на америкоие мешинохтам.

Аммо баъд, хеле баъд ба чойхонаи донишгоҳамон ҷавонмарди зардинаи навчае омада дароамд, ки мӯҷиби хавотир гардид. Чойхонаеро, ки якзайл меҷӯшиду мехурӯшид, яке сукунати ҳавлангезе фаро гирифт. Даҳану дандонҳо аз хоидану балъидан ва истаканҳои қарқу чойникҳои ҷӯликшикастаи қадоқӣ аз ғарғараи чой боз монданд. Шарақ-шарақу тарақ-туруқи тахтаҳои шоҳмот басанда шуд. Устодонамон аз ҳар гӯшае песонда-песонда бунигӯшии шубҳаноке мегуфтанд. Ахир, он бунигӯши ба гӯшҳои чурги мо ҳам расид. Маълум шуд, ки меҳмон Ричард Фрей ном профессори америкоӣ будааст, ки албатта аз ҷосусони СРУ мебошад. Ва албатта дар ҷеваки бағалиашо таппонча ҳам дорад. Лекин рафтору гуфтори меҳмон соҳибхонаро мемонд, хоксорона ба сари сари самовор рафта ба забони ноби форсӣ чойи сабз пурсид. Ва мо бо тааҷҷуб дидем, ки остини кастумаш аз пушти оринҷ даридааст. Ӯ аз чойхонаи ғажди пашазадаи мо заррае парҳезу парво надошт. Нахустин америкоие, ки он рӯз дар баробари чашму дар рӯбарӯи хеш дидам, ҳамон Ричард Фрей буд. Баъдан вай аз таърихи қадими эрониён рисолае дарҷ кард, ки дар як он талаю талошак шуда, боиси нақду нақли умум гардид. Алалхусус, ба ҷиҳати он ки аз сари сарлавҳаю муқоваaш зикри тоҷикон мерафт.

Пас аз чанд соли дигар дар хилвати шабҳо "Архипелаг Гулак" хон шудем. Ришҳоямонро ки акнун якта нимта сафед ҳам шуда буданд, дароз сар дода, худро пайравони Солженисини дисидент мешумурдем (Он ришҳои нави мо риши сиёсӣ буданд, ки рафта-рафта риши "вовчикӣ" лақаб гирифтанд). Ва ҳине шунидем, ки ин нависандаи мубориэро Штатҳои Муттаҳидаи пазируфтаю паноҳанда шудааст, ҳусни таваҷҷӯҳамон ба Америка даҳ чанду сад чанд гардид.

Зимнан, дар он мавқеъ сиёсатситезӣ аз тариқи шеър занандаю вогиртар ба назар мерасид. Ба шоиру ровии мумтози назми муқовимат Евгений Евтушенко аз Маскав то ба Порису Нию - Йорк қарсак мезаданд. Ва КГБ ҳам сояи он барин шоирони гарданкаши гарданшахро аз дару деор метарошид: Якеро аз сафари эҷодӣ боз медошту якеро аз ҷоизаи адабӣ маҳрум менамуд ва якеро аб девонахона месупорид, ки баъд духтурони сафедпӯши рӯсиёҳ девонааш мекарданд. Ҳатто кирдорҳои ночизро раво медид. Масалан, фармуда буд, ки расми ман аз тахтаи девории Иттифоқи Нависандагон канда шавад ва канда шуд. Худам бошам, дар таҳхонаи панҷарабандонааш аз мазмуни мундариҷаи китобчаҳои ҷанҷолиам баёнот менавиштам.

Сахаровро ваќте дидем, ки нав депутати Шӯрои Олӣ мунтахаб шуда аз микрофони раќами яки Шӯравӣ сухан меронду ҳар даъфа суханашрро буридан микрофонро хомӯш мекарданд ва маҷлисхона чавќобозори ҳақиқӣ мегардид. Ва мо аз мӯрча мадад гӯён ба тарафдориаш барќия мефиристодем.

Он кашмакаш барои микрофону он маҷлисхонаи шулуғи ҷанҷолии пурталотум бозсозию ошкорбаёнии Горбачёв гуфта мешуданд агарчи микрофони Сахаровро худи Горбачёв хомӯш мекард. Дар он ғулғулаю валвалаи ошкорбаёни ман низ бо мандати депутати шӯрои олии ҷумҳӯрӣ микрофоне доштам, микрофони шумораи чаҳорум. Ман аз он микрофон, ки қариб аз даҳанам канда набуд, демократияю Америка, Америкаю демократия мегуфтам. Гапи маро ҳам бурида, ба покӯбии бардавом хомӯшам мекарданд. Ахир, ба ҳукми эътироз ба намояндаҳои ба истилоҳ мардумӣ, ки ҳамчун гови мурдае шатта мезаданд, мандатамро бар маҳал қатъ намуда, муздашро ҳам баргардонидам.

Сахаров низ дер напоист. Пас аз чан сесияе ба фалаҷу сактаи мағз гирфтор шуда, Шӯрои Олии СССР-ро абадӣ тарк гуфт. Ва акнун Горбачёв ба сари тобуташ чанбараи гул ниҳода узр мепурсид.

Сарфи назар аз он покӯбию дастафшонию пархошу кашмакашҳои карахтӣ, депутатиҳои мо далели бар ҳаққи раванду равиши бозсозию ошкорбаёнӣ буданд. Илова бар ин, ба мане, ки солиёни дароз шаттаю шаллоқи рӯҳонӣ мехӯрдам, ба шарофати ҳамон таҳаввулоти сиёсӣ ҷоизаи давлатии адабӣ муяссар шуд. Аммо бозсозӣ оқибат ба носозӣ кашид. Мардуми гусехтае ба майдонҳо рехта дару тирезаю ҳайкалшиканӣ оғозид. Дар гардани ҳайкали барқади фулузини Ленин занҷир баста чунон сарнагунаш карданд, ки Тоҷикистон ҷунбид. Ва айни заминҷунбие, ки дар ӯ деворро тарақ - тарқ аз ҳам ҷудо менамояд, мардумро рахна зад. Ҳайкалшиканҳо дар маҷмӯъ довталабони истиқлоли ҷумҳурӣ буданд. Вале давлатпиракиҳою давлаткампирҳои дақиқии бознишаста қарор нанишаста, бо ғаризаи деринаи авомфиребиашон ба муқовимат бархостанд: дар ҷанозаи ҳайкал гириста издиҳоми ифротиёни турушобаҳоро ҳам гирёнданд, ки даста-даста бар сарашон латтаи сурх баста ба хунрезӣ баромаданд.

Мо дар он тазоҳурот аз раванди хушоянди депутатҳои фаъоли СССР Анатолий Сабчак, Галина Старовойтова ва вазири "бепартфел" Борис Елсин дифоъ мекардем. Расми баҳодуронаш Елсинро ки ба мушти гиреҳбастае инъикос ёфта буд, дар майдонҳо гардонда чор мезадем, ки аз имтиёзи номенклатура қатъан истифода намебарад, қатори мардум дар афтобус мегардад ва ҳоказо.

Аммо вақте ки ҳамон Елсини қаҳрамони мо ҳокими мутлақ шуд, аввал ҳамон пешонибанд-сурхакҳои ифротии давлатпиракиҳою давлаткампирҳои моро яроқнок карда, дар ҷумҳурӣ ҷанги ҳамватаниро оташ дод. Ва сурату симои баҳодуронааш дар як он ба афту башараи ландаҳуронаи ҳатуле табли ёфт, ки ба он туф карда мегуфтем:

Елсин ба автобусаш
Шуд қаҳрамони урусаш
Дар Кремлин, ки ҷо шуд
Автобусаш куҷо шуд?

(Гоҳе ба ҷои автобусаш куҷо шуд, - як чиликаш куҷо шуд ҳам мехондем).

Охируламр, он Елсини масхараро дар хандахаришҳои телевизионӣ дидем, як лавка питсса дар даҳонаш питсса реклама мекард.

Қатъи назар, дар Душанбе таъҷилон сафоратхонаҳо хориҷӣ ифтитоҳ шуда аз кӯчаю хиёбон мошинҳои ялаққосие рад мешуданд. ки дар миёнашон мошини "лимузин" - ӯ байрақчаи рах-рахи ситоразори Америка ҷолиби ҳамагон менамуд. Мо демократҳо дар масъалаи бунёди ҷумҳурии демократӣ ҳуқуқбунёд аслан бо Америка будем. Қувваи ҷозибаи Америка аз қувваи ҷозибаи олам сахттар мекашид. Ҳар идораю созмону ташкилоту бунёду ситоди байналхалқиро ҳатман Америкой тасаввур мекардем. Умуман, ҷӯши хурӯш дар атрофи Штатҳои Муттаҳида авҷ гирифтан мегирифт. Шахсан ман, аз Штатҳои Муттаҳида бисёр мегуфтаму бисёр мешунидам. Ҳатто як рӯз пеш аз ҳабс шуданам ба вазири умури хориҷӣ муроҷиат карда гуфтам, ки шояд муддате ба Америка равам, ширкате таъбу нашри китобамро ба зима гирифтааст. (Дуруст гуфтам).

Саҳарии 26-уми моҳи марти соли 1993 яъне, пас аз як моҳи ҳукуматро ғасб кардани ифротиёни пешонибандсурхак ба ҳабс гирифташуда, нӯҳ моҳу як рӯзи дарози дароз бастаи ҳуҷраи сарбастаи мушу кайку канаю шупушкзадаи ҳабсхонаи шумораи якуми Тоҷикистон будам, ки инак нафратамро ба зӯр фурӯ бурда номашро ба забон меронам. Ҳар қадар шире аз пистони модар хӯрда будам фушурдаю ҷафҳида аз зери нохунҳоям берун кашиданд.

Маро ҳамчун бунёдгузори созмонҳои мардумию ҳизби демократӣ маҳкум мекарданд, лекин ҷинояти вижаам эътироф накардани ҳукумати кудатоии пешонибандсурхакон ҳисоб мешуд. Ҳатто ба худи ҳабсхона дастгоҳи телевизионӣ оварданд, ки моро иқрор карда ба мардум намоиш диҳанд. Вале гуфтам, қатағанҳое беш нестанд инҳо.

Дар зарфи ин нуҳ моҳу як рӯзи дароз намояндаи Созмони милали Муттаҳид ҷаноби Бенн Агер ду даъфа ба ҳабсхона даромада маро мулоқот кард. Бунёди "Дифоъ аз ошкорбаёнӣ", созмони "Мемориал", иттиҳодияи нависандагони Маскав, ташкилоти "Вочи Ҳелсинки", ПЕН-и нависандагони Ландан, "Эмнисти Интернешнел", ва ғайра ҷиҳати қазияти ман муроҷиатнома пахш намуданд. Лекин, ахиран ба як занги телефони боз ҳамон Елсини автобуссавори собиқ 29-уми декабри соли мазкур озод шудам. (Ба ҳукумати пешонибандсурхакҳо худи ӯ не, эҳтимол ҷорӯбкашӣ кабинеташ занг зада бошад).

Ҳамон рӯзҳо сафири Эрон оғои Шабистарӣ ва сафири Америка ҷаноби С. Эскудеро ба аёдатам омаданд, ки ниҳоят сипосгузорам.

Зимнан, дар мурофиаи ман, ки моҳҳо идома меёфт, баъзан дар миёни як мушт хешовандонам кормандони сафоратхонаи Штатҳои Муттаҳидаро низ медидам, ки миннатдорам.

Ҳафтае баъд пасдорони Созмони Милали Муттаҳид моро ба фурудгоҳ бароварда ба Маскав фиристоданд. Зеро ман баринҳоро баъди ҳабсхона ҳам террор мекарданд. Яъне:

Барои монданам дар шаҳри ман ҳатто ҳаво кам буд, Агар дасти худо буд бар сарам дасти худо кам буд.

Дар Маскав ҳам қабл аз ҳама моро америкоиҳо пазируфтанд. Созмони назорат бар ҳуқуқи башар ҷоизаи бунёди адабии Ҳелмен ва Ҳемметти Америкоиро ба ман супурд. Лекин расман мақоми паноҳандагӣ, ки надоштем шаш нафар дар гӯшае ҳуҷраеро иҷора гирифта, дуздона рӯз мегузаронидем. Гоҳе дарамонро ба шатта зада милисаҳои мусаллаҳ медаромададнду гоҳе дар навбати нон боз гир шуда ҷарима медодем. Ва тоҷикҳои зиште аз таҳдид таҳқиру таъқибамон боз намеистоданд. Алқисса, дар ин шаҳри яхбандони сардсер низ маҷоли даму нафас намонд. Ногузир ба дарвозаи сафоратхонаи Америка рафта, ба сафи тӯлонии муҳоҷирон пайвастем. Ва паси шаби барфрезони 12-уми моҳи декабри соли 1995 парвоз карда боз ҳамон 12-уми декабр вале нимрӯзии сиёҳсармое дар фурудгоҳи азими Кеннеди фурӯд омадем, ки билеташро ҳанӯз зайли осори гаронбаҳое маҳфӯз медорам.

Мутобиқи барнома моро ба шаҳри Ҷексонвилли штати гарму нарми Флорида фиристоданд. Гуфторе, дар давоми як шабу як рӯз аз чиллаи зимистон ба ҷӯши баҳор фурӯд омадем. Ба нахлистону барқу зарқи кӯчаю барзан, бо фаровонии лабрези магазину дӯконҳо, ба селу дарёи мавзуни мошинҳо ба талотуми уқёнуси гарми беканор ба ваҷд менигаристем.

Моро, ки корманди ҷамъияти Ворл Релиф (Кӯмаки башардӯстона) хонум Елайн Парсон ба ӯҳда гирифта будаст, чунон гарму ҷӯшон пазируфт, ки гӯё ба хонаи холаамон омада бошем. Ва шаш моҳи тамом ҳар нозу нузамонро бардошта механдиду табассум мекард. Аммо ин ҷамъият ки ба ҷуҳудҳою мазҳабиёни баптист ихтисос дода шудааст, мо атеистонро чандон хуш надошт. Бар ин бино, тадриҷан худро дар ҷамъияти сарбастае дарёфтем. Айни пашаҳое ки дар пушти табақаи тиреза дармонда худро ба шиша мезананд, шишаро ҳавои озод гумон менамоянд. Хулоса, хонаводаро воҳимаи гумроҳӣ фаро гирифт. Маълумоти мо, ки дигар ба дард намехӯрд, бачаҳо ба рӯбучину алафдаравӣ баромаданд. Худам низ барои пардохтани кироияи манзил (моҳе 700 доллар) қоғазу қаламро партофта ба калисое ҳоҷатхонашӯйи рафтам. Ва ҳамин ҳоҷатхонашӯйӣ нахустин бархурди воқеию ғамангези ман бо Америкаи воқеӣ буд. Акнун нахлистонаш намефорид. Барқу ҷарқи кӯчаю барзанаш намефорид, селу дарёи мавзуни мошинаш намефорид фаровонии моломолу лабрези магазину дӯконҳояш намефорид. Лоҷарам, дар фикри ба Маскав баргаштан будем. Дубора телпакҳоямонро баровардаю такида кӯчи банд мебастем, ки ба сифати омӯзгори гурӯҳи думоҳаи тоҷикӣ ба донишгоҳи Вашингтон даъват шудам ва таъҷилан ба шаҳри дурдасти Сиаттл кӯчида рафтем. Пас аз якуним соли вилгардӣ, ниҳоят ба муҳити дилхоҳе афтода аз китобхонаи бузурге истифода мебурдам. Аз шодию хурсадӣ беҳад сигаркаширо ҳам тарк карда сақичхой шудам. Аммо ҳанӯз бӯи бади пешобу наҷосати ҳоҷатхонаҳои калисо аз димоғам нарафта гурӯҳи тоҷикӣ баста шуд. Яъне ин довак низ аз даст рафт.

Сипас, ман рӯзҳоямро ба айру тамошои китобҳо кӯр мекардам. Бухчаи адабиамро, ки шаш соли дароз шаҳр ба шаҳру дар ба дар бардошта мегрдондам, ахир ба китобхонаи донишгоҳ супоридам, ки равоқи китобҳои тоҷикӣ бештар бинамояд. Ва асарҳои Владимир Набокови тарифиро ҳам бори аввал дар ҳамин ҷо хондам (Ростӣ, чизи ҷолибе надоштааст ин Набоков, қаламфарсое будааст).

Бо вуҷуди ин саргармӣ, Америкаи имсолаам аз америкаи порслаам фарқ надошт. Ман ҳам ҳамон будам, ки аз рӯзе қалам гирифтаам баъди хоби хуфти хонавода дар ошпазхона менавиштаму ҳанӯз дар ошпазхона навишта истода, шикваю шикоятеро воҷиб намедидам. Лекин вақте, ки гурдаи духтарчаам варамида дар харҷи муолиҷааш ноилоҷ мондем, шахсан ба унвони Билл Клинтон аризае фиристодам, ки шояд ҷиҳати муҳоҷирони эҷодкор имтиёзе бошаду мо намедонем. Ва мешунидам, ки шон ҳамчун ман узви ҳизби демократист. Вале аз нигаронӣ такмӯйҳои сарам ҳам сияҳ шуданду аз Қасри Сафед сару садое ба дар наомад. Агар чи Билл Клинтон аз оинаи телевизорам механдиду механдид. Ҳатто мавқее, ки ҳавопаймоҳои қиркунандаи америкоӣ Югославияю Албанияро бомбаборон мекарданд, шон

либоси низомӣ пӯшида дар ҳалқаи лашкариёнаш аз ханда лабу даҳанашро ҷамъ карда наметавонист ва ман аз нафрат рост ба рӯи шишаи телевизор, ки пур аз рӯи ин хандонак буд, туф кардам.

Дар давоми ин ҳараҷу марҷи муҳоҷират масъалаи гирифтани "карди сабз" (Ҳуҷҷате ба ҷои паспорт) низ сахт душвор гардид. Муҳоҷирони пешин ин ҳуҷҷатро дар шаш моҳ мегирифтанд, баъд яксола шуд. Вале алъон чаҳор сол мешавад, ки аз дастаи бюрократии даҳшатовари америкоӣ "карди сабз " гирифта наметавонем. Он қадар коғаз пур кардему он қадар сурат гирифтему он қадар аз муоинаи духтурони ғоратгар гузаштем, ки ҳисоб надорад. Нақши панҷаҳоямро, ки дар ҳабсхонаи Душанбе як дафъа гирифта буданд, дар полисхонаҳои Америка сад даъфа гирифтанд. Як моҳ пеш айне, ки боз ҳам панҷаҳоямро дар ранги сиёҳ тар карда ба коғаз пахш мекарданд тоқатам сар рафта гуфтам, ки биёед ин панҷаҳои сиёҳамро якбора дар ҳазорон коғаз пахш кунаму дар тамоми полисхонаҳо бифиристед, ки безор шудам.

Ташкилоти ҳаринаи дигаре ба исми "Велфер". Барномааш иборат аз кӯмаки моддӣ ба муҳоҷирон мебошад, ба муддати панҷ сол аммо чунон коғазбозию коғазпарронию сарсонӣ эҷод мекунад, ки одами сад дар сад сиҳатро ҳам дар як-ду моҳ девона хоҳад кард. Ҳамин тайфуну тӯфони коғаз ҳамсарамро ба нафақаи беморӣ партофт. Ин ташкилоту саркорони аҳмақашро шахсан ман чашми дидан надорам.

Ба ин "Велфер" як маротиба протест кардам, вале надидаю ношунида гирифтанд; Гӯё дар ин мулк протест, яъне коршиканию корпартоию митингу тазоҳуротро намедониста бошанд. Вале мавқее, ки тӯдаҳои мӯҳтоҷу варшикастаи ҳамин шаҳри Сеаттл протест карданд, дар як он 800 нафар ба ҳабс гирифта шуд. Полисменҳо зану мардро таги шаттаю шаллоқ кашида мебастанд. Сари хуншори одамро дар зери мӯзаи полисмен ман фақат дар Америкаи демократию гуманистӣ дидам.

Пас аз ҳамин чанд бархӯрди рӯ ба рӯ бо Америка, мани чиҳилу панҷ сол аз Шӯравӣ норозӣ яқин кардам, ки Иттиҳоди Шӯравӣ тоҷи тиллои асри бистум будааст агар дар таърихи ҷаҳон демократияе буда, танҳо дар Иттиҳоди Шӯравӣ будааст. Агар дар таърихи ҷаҳон гумонизме буда танҳо дар Иттиҳоди Шӯравӣ будааст. Агар дар таърихи ҷаҳон халқи хушбахте буда танҳо халқи Иттиҳоди Шӯравӣ будааст. Ва агар дар таърихи ҷаҳон партияи ҳақиқӣ мардумие буда, танҳо партияи Коммунистии Ленин ва Сталин будааст.

Мунтаҳо ман мондаму хаёлу хотираҳои азизи Шӯравӣ. Дар Шӯравӣ давоми ҳар ду - се сол аз ҳисоби давлат як маҷмӯаи шеъру даҳҳо мақолаю баёз чоп карда, ҳаққи қалам қам

мегирифтам. Акнун чаҳор сол аст, ки коғазпарае чоп карда наметавонам. Дар ин мулк ба танзи шоир: Хари Исо ҳунарманд аст, агар дар турба зар дорад.

Мани дар Шӯравӣ барандаи ҷоизаи давлатии адабӣ ва собиқ депутатӣ Шӯрои Олии Ҷумҳурӣ, феълан дар яке аз магазинҳои кӯнафурӯшии Америка боркшонӣ мекунам, арақшору нафаспечон ба тахтаи пуштам тахта мекашонам. Пайҳои дар ҳабсхона сармозадаам варамида ланги зардобӣ шудаанд ва аз дуруштию шахшӯлӣ қалам дар панҷаам намепояд. Агар Солженисину Сахарови "ҳақиқатҷӯ" дастрасам бошанд, риши дарози якеро қайчи зада ба ҷоғи дигараш даҳану биниаралаш муште мефарорам, ки дигар ба забони тӯталааш ҳам демократия, демократия гуфта натавонад.

Сарояндаи инқилоби Октябр Владимир Маяковский аз нафрати беҳадаш ба бюрократизм мегуфт: гург шаваду бюрократизимро пора -пора намояд. Ман мегӯям гург шаваму бюрократизиму капитализмро ки тавъам будаанд пор-пора намоям.

"Ҳайкали озодӣ"-и машъалбардорӣ Америка тандиси абулҳавлест ҳавлангез. Туф кардам ба чунин машъалбардоре, ки аз он дар бемории фарзандонам (инак писарам зардбода шудааст) тараҳҳуме набинам туф кардам ба " Ҳайкали озодӣ"-е, ки дар пушташ мани нависанда дар синни 62-солагӣ ба тахтаи пуштам тахта мекашонам.

*Seattle, USA*
*2.03.2000*

## Падарсолори шеъри форсӣ

Мо навқаламони побараҳнаи ҳаёту адабиёти солҳои шаст дуздакони ашъори Нодири Нодирпур будем, ки ба унвони шеъри нави форсӣ мунташир шуда моро ҳавою васваса медод. Яке сатре меканду яке лахте, яке мазмуне мерабуду яке ташбеҳе, яке вожае мебардошту яке ҷумлае. Аз вожааш вожаю аз суханаш сухану аз ҷумлааш ҷумлаю аз сатраш сатру аз байташ байту аз ташбеҳаш ташбеҳу аз тасвираш тасвиру аз ташхисаш ташхис ва аз шеъраш шеър мебофтем. Ба тақлиди "Эй бенаво дарахт!"-у "Шеъри ангур" садҳо шеъри дарахту дарахти шеър навишта, ба равиши "Туро дар хобҳои кӯдакӣ гум карда будам ман" ва "Сафар ба деҳкадаи сабзи кӯдакӣ кардам" он қадар кӯдакиҳо сурудем, ки агар дар як ҷилд гирд оварда шаванд, китоби сангине мешавад, ки кӯдаки даҳсола бардошта наметавонад.

Агар ба амри таҳҷӯӣ нахустин китобчаҳои пӯстипиёзии моро варақ гардонӣ метавон дид, ки чи қадар осори Нодири Нодирпур дар таркиби ҳар шеъраки мо ҳамчун пӯлакҳои тилло дар муште рег мавҷак зада рӯшанӣ мекунад.

Худашро ҳам бори аввал дар анҷумани пурҷамъияти пуршӯру пуровозаи забону назми форсӣ, ки дар Душанбе гузорда шуда буд, ҳамон солҳо дида будем. Ҷавони олуфтанамои хушандому болобаланде буд сар то ба қадам варзидаю тарошидаю мураттабу мутаносиб ва мӯйи лаби сиёҳ ба ҳеҷ сурате ҳамчун ба сурати сафеди нуронии ӯ намезебид. Яъне сурати хушояндаш таҷассуми шеъру сирати хушояндаш буд.

Ӯро дар паси минбари он анҷумани дерина низ ҳанӯз фаромӯш накардаем. Аз шарму ҳаёи ҷавонию сеҳру афсуни чашмҳои нигарон, ки аз чаҳор ҷониб сар то ба қадамашро менигаристанду мечариданд, дона-дона арақ мекард. Ва раиси маҷлис ҳам, ки шоире буд, бадоҳатан гуфт:

Нозанине, ки дар арақ тар шуд,
Нозанин буд нозанинтар шуд.

Дубайтии зеринро, ки он рӯз аз забони Нодири Нодирпури тару тоза шунида будем, сию панҷ сол инҷониб ёдовари гаронбаҳои махмалпечи хотираи мост:

Насиме к-аз сари он кокул ояд,
Маро хуштар зи бӯи сунбул ояд.
Хаёлашро шабе гирам дар оғӯш,

Саҳар аз бистарам бӯйи гул ояд.

Лаҳзае, ки танафус дода шуд, барои соядасташро гирифтан кашмакашу аҷалаю ҳангомае бархост, ки гуфтан надорад; китоб болои китобу дафтар болои дафтару даст болои даст бар ӯ дароз мешуду дароз мешуд ва ӯ зайли кафбине мегирифту мекушоду менигаристу менавишту пас мегардонд. Дар дафтарчаи ман навишта буд:

Тоҷи хурӯсҳои саҳарро буридаанд,
Дар хок кардаанд,
Аз хок ҷаста хирмани анбӯҳи лолаҳо.

Ман дар домани лолазори Файзобод ба воя расида, ҳамшаклию ҳамрангии дуқабатаи тоҷи буридаи хурӯсу лолаи хунҷӯшро ҳеҷ тасаввур накарда будам. Шоири соҳибзавқ дар ҳамин як соядасти нӯгиқаламӣ ҳам шоирие карда, ки фаромӯш намешавад. Ва мақолае, ки дар он анҷуман қироат кард, сабақи воқеии нахустину вопасини мост, ки сию панҷ сол муқаддам аз устоди воқеие гирифта будем, ки ӯ низ қариб ҳамсоли худамон буд. Ӯ гуфт ки шеърро андешаи шигифту шигарф шеър мекунад, на унсурҳои шеърӣ.

Ҳанӯз мо аз таасуроти он дидору мулоқоти тез ба худ наомада будем, ки Нодири Нодирпур ба Теҳрон баргашт. Мо дигар ӯро аҳёнан дар рӯйи ҷилди китобҳояш медидем, ки ҳамчунон хушрӯю ҷиддию андешаманд менамуд, намехандид, хандонаки хандонлабу хандонрӯ набуд. Умуман, дар ёд надорем, ки ӯ даҳан кушода хандида бошад, ҳол он ки хандаи ҷавонӣ ба он сурату симои қашанги монавии ӯ мезебид.

Дубора мо мондему-
Эй, бенаво дарахт!

Мурғони баргҳои ту дар оташи хазон
Якбора сӯхтанду ба пойи ту рехтанд,
Гунҷишкҳои дар ба дар аз ошёни хеш
Ҳамроҳи баргу бод ба саҳро гурехтанд,
Оё дар интизори баҳори ҳанӯз ҳам?..

Боз мо мондему Чӣ мегӯед?

Куҷо шаҳд аст ин обе, ки дар ҳар донаи ширини ангур аст,
Куҷо шаҳд аст?
Ин ашк аст,
Ашки боғбони пири ранҷӯр аст,
Ки шабҳо то саҳар бедор буда,
Токҳоро об дода,
Пуштро чун ҷафтаҳои мӯ дуто карда...
Шаробаш аз куҷо хондед?
Ин хун аст.
Шумо ҳам эй, харидорони шеъри ман,
Агар дар донаҳои нозуки лафзам
Ва ё дар хӯшаҳои равшани шеърам,
Шаробу шаҳд мебинед,
Ғайр аз ашку хунам нест...

Боз ҳам мо мондему
Ситора дар қафаси шохаҳо нафас мезад,
Сапеда дар шутури кӯҳҳо сафар мекард...

* * *

Борон чи гиряест?
Гирйидане ба вусъати андӯҳи осмон...

* * *

Дар гӯш карда пунбаи барф имшаб,
Шаҳре, ки ҷовидона пур аз ҳарф аст;
Чашмони поки ҷӯй пур аз об аст,
Мижгони сабзи коҷ пур аз барф аст...

Мо мондему-

Ту ҳар ғуруб назар мекуни ба хонаи ман,
Дареғ панҷара хомӯшу хона торик аст.
Хаёли кист дар он сӯйи шишаҳои кабуд,
Ки аз ту дур, вале бо дили ту наздик аст...

Мо будему-

Эй шеър, эй тилисми сиёҳе, ки сарнавишт,
Умри маро ба риштаи ҷодуии ту баст.
Гуфтам туро раҳо кунаму зиндагӣ кунам,
Чи тавбаҳо, ки дар сари ин орзу шикаст...

Боз ҳам мо будему шеърҳои ташбеҳ андар ташбеҳу тасвир андар тасвиру ташхис андар ташхису талмеҳ андар талмеҳу малеҳ андар малеҳи Нодири Нодирпур. Дар ҷайби ҳар кадомамон дафтарчае аз гулчину сарчини эҷодиёти ӯ буд, ки раҳ ба раҳу кӯча ба кӯча, қадам ба қадам мехондему азбар мекардем. Алъон ҳеҷ асари Нодири Нодирпур зери дасти ман нест ва ҳар пораю лахту хӯрдае, ки дар ин мақола иқтибос овардаам муште аз ҳамон дафтарчаҳост, ки дар кучаҳои Душанбе қадам зада ҳифз мекардам.

Мо Маҳдии Ахавони Солис, Сиёвуши Касроӣ, Сӯҳроби Сипеҳрӣ, Фурӯғи Фаррухзод, Сояи Ибтиҳоҷ, Фаридуни Таваллулӣ, Симини Беҳбаҳонӣ, Жолаи Исфаҳонӣ ва дигаронро низ тақлиду тағриб менамудем. На танҳо ошиқу шайдои шеъри нав, ошиқу шайдои ҳар вожае будем, ки созмони вожаҳои форсӣ интишор медод. Ҳар вожаи авастоиро зайли нонрезае бардоштаю бӯсида бар чашм мебурдем. Солномаю моҳномаи паҳлавиро шинохта - фарвардину урдибиҳишту даймоҳу баҳманмоҳ мегуфтем. Маҳфилу маҷлису хонишу сароиши достонҳои ҳамосии "Шоҳнома" мекардем, ки баробари бузургдошти ниёгон қомати мардум барозанда мешуд. Мо ҳам забони форсии шевою тавоное мехостем, ки мояи ифтихору қадру шинохти фарҳангии миллат бошад. Ва ройсозу ройзани он ҳама кӯшишу полишу пажӯҳиш шоирон буданд.

Бар асари судманди шеъри нави Эрон, шеъри мо низ рафта-рафта оростаю перостаю мураттаб мегардид. Қаблан, ҳатто унвони асарҳои шоирон шоирона набуданд - байрақи сурх, шарқи озод, симои халқ, ватани ман, давлати ман, фотеҳон, баҳодурон ва ҳоказо сарлавҳа

доштанд. Ахир, офтобборону чашми сафедору тарозуи офтобу боли оташ барин унвонҳо мегирифтанд.

Вале хурсандии мо ба Эрони аҳуроӣ дер давом накард, балки дар як чашм бар ҳам задан гузашт. Ба қавли Нодири Нодирпур, мо нигарон будем, ки аз уфуқи Ховарон офтоби зарнисори ориёнӣ мебарояд, вале офтобе баромад бо ҷомаю ҷандаҳои қадимӣ, бо чакмаҳои қадимӣ.

Шиддати ханда чунон буд, ки гирйидем,
Шиддати гиря чунон буд, ки хандидем.

Ва дар як он Эрон ҳамчун соати регӣ баргардон шуда, ҷойи форсиҳои муқаддаси моро дубора арабӣ гирифт ва адабиёт аз моҳ ба чоҳ афтод. Ҳавзаи шеъри нав ҳам ба ҳар дару дарвозае парешону пароканда шуд.

Аз баъди он ман Сиёвуши Кароиро дар Маскав дидам, ки вазъаш хуб набуд. шикастадилу рӯҳафтода менамуд. Пасон шунидам, ки дар Утриш (Австрия) фавтида. Ёдаш ба хайр, аз он шодравон рубоии зерин ҳамеша вирди забони ман аст:

Поиз маро хотирарез аст ҳанӯз
Ёди ту дар он миён азиз аст ҳанӯз,
Ёди ту бувад мисли ғизоле, ки ба санг
Мондасту валек дар гурез аст ҳанӯз.

Сояро дар Теҳрон дар таҳхонаи сояравшане мулоқот карда, сураташро равшан надидам, як риши сафеди то ба миён буду бас. Ҳавсалааш пир шуда буд, ки тафсири ғазалиёти хоҷа Ҳофиз мекард. Ҳамон Сояе, ки гуфта:

Бистарам,
Садафи холии як танҳоист
Ва ту чун марворид
Гардановези касони дигарӣ.

Ва ҳамон Сояе, ки навишта:

Имшаб ба қиссаи дили ман гӯш мекунӣ,
Фардо маро чу қисса фаромӯш мекунӣ...

Ба ҳамон Сояе, ки Фурӯғи Фаррухзод ҷавоб гуфта:

Эй моҳии тилоии мурдоби хуни ман,
Хуш бод мастиат, ки маро нӯш мекунӣ.
Дар сояҳо Фурӯғи ту биншасту ранг бохт,
Ӯро ба соя аз чи сияҳпӯш мекунӣ...

Ва бо ҳазор дарду оҳи сард оромгоҳи Ахавону Фурӯғро бӯсидам, вале аз санги оромгоҳи Сӯҳроби Сипеҳри бӯсае вом дорам.

Нодири Нодирпур ҳам чанде ғайб зад. Мегуфтанд, ки дар Теҳрон нест, аммо дар куҷост, касе намедонист. Дар ин миён меҳмоне аз эрониёни бурунмарзӣ "Субҳи дуруғин"-ро овард, ки даст ба даст гашта, дафтар ба дафтар рӯнавис мешуд. Аз байти зайл маълум шуд, ки шоир паноҳандаи Аврупост.

Боз омадам ба шаҳри шигифте, ки осмон,
Чун сақфи кӯҳна бар сари ӯ чакка мекунад.

Ахир, дар Душанбе ҳам тазоҳурот оғозида аз ҳар маноре бонги арабию аз ҳар гӯшае дастаҷоти ҷиноятпешае бархост ва ҳавзаи шеъру шоирии мо низ аз ҳам рехт. Яке аз дунё гузашт, яке кушта шуд, яке вопас ба кӯҳнасароии урфӣ баргашт, яке ҷилои ватан карду рафт ва ман зиндонӣ шудам.

Аммо дар зиндон ҳам ман ҳамчунон бо шеъри нав будам. Ҳуҷраи танги шабу рӯз бастаи зиндон аслан шабу рӯз надошт. Бинобар ин, намедонам шабе хоб дидам ё рӯзе, ки ҳамсарам пушти дарвозаи зиндон маҳзун нишастааст. Пурсид, ки чӣ биёрам. Гуфтам нону коғазу "Субҳи дуруғин"-ро биёр. Дигар, бегуфтугӯ бархоста рафт. Дере нагузашта хобам рост баромад, аз зери халтаи ноне як банд коғази сафеду қаламу "Субҳи дуруғин"-ро гирифта дар тааҷуб мондам. Сипас, "Субҳи дуруғин" буду ману дару девору симхору қулфу занҷиру кайку канаю мушу решу харош.

Дигар Нодири Нодирпур ман будам, ки мегуфтам:

Куҳан диёро, диёри ёро,
Дил аз ту кандам, вале надонам,
Агар гурезам, куҷо гурезам,
Агар бимонам куҷо бимонам...

Вақте, ки аз зиндон баромадам, дар дастам "Субҳи дуруғин"-и мушхӯрдае буду бас. Ва чашмонам тобу тоқати рӯшании табиӣ надоштанд ва ҳанӯз ҳам аз рушании офтоб худ ба худ баста мешаванд. Ман гоҳе фаромӯш мекунам, ки зиндон будам, гӯё як баҳору тобистону тирамоҳу зимистон дар ҳуҷраи танги хароботе чиланишинии шеъри Нодири Нодирпур мекардам. Вале ҳанӯз ҳам ҳарорату ҳаяҷони дилу ҷонам аз ин суруди тозаи минуии паҳлавӣ фурӯ нанишаста аст.

Сурату суваре, ки ӯ нигорида, аз сурату сувари ҳақиқии табиӣ беҳтаранд. Дарахти нозанинеро, ки бо соқаи кашидаи баланду ҷомаи кӯтоҳ тасвир кардааст, аз дарахти боғ зеботару хӯшаю донаҳои пӯхтаи "шеъри ангӯр"-аш аз хӯшаю донаҳои пӯхтаи ангӯрҳои боғ ширинтаранд. Меваи гунҷишкҳояш, ки бар шохаҳо нишастаанд, аз меваҳои ҳақиқию шукӯфаи барфаш, ки бар шохаҳо шукӯфта, аз шукӯфаи ҳақиқӣ ҷолибтараст. Дурбини чашмааш (чашмаи обро ба шишаи дурбин нисбат дода), ки дар он паррандаҳо менамоянд, биноитар аз чашмаи воқеъист ва алмоси чашме, ки ӯ дидааст, аз алмоси асил тезтараст, ки шишаи дилҳоро хат кашида мебуррад. Ба масал, Рустами достонӣ беҳ аз Рустами систонист. Агар ҳамин тавр намебуд, нафаре гирди адабиёт намегашт ва агар ҳамин тавр набошад, нафаре гирди адабиёт намегардад.

Ва сеҳру афсуну ҷозибаю ҷодуии сароишу нигориш дар он аст, ки ашёи дастрасро ба ашбоҳи дастнорасе бадал месозад, ки аслан вуҷуд надорад, вале зиндатар аз ашёи мавҷуд ҷилва менамояд. Ба мисоле, ки дар хоби мо ҳама чиз ба шабаҳу сояву сӯробҳои ҷодуии ҷондоре баргардон мешаванд. Гоҳе шаклан низ иваз шуда, коҳе кӯҳу хасе касу гулхане гулшану сӯхторе лолазору шишапорае чашмаи оби зулол мешавад ва баръакс. Яъне, ашёи оддии одатӣ ба ашбоҳи ноёби сеҳрноке табдил меёбад. Ва ҳамин, ки ба ашбоҳи ноёби серҳнок табдил ёфт дигар шеъри тап-тайёр хоҳад шуд. Ба қавли Мирзо Бедил:

Шабе ка-з хаёли ту гул чида будам,
Дар оғӯши сад ҷилва хобида будам.
Ба мижгон кушудан ниҳон гашт Бедил,
Ҷамоле, ки пеш аз нигаҳ дида будам.

Бар ин бино, вақте, ки устод Нодири Нодирпур дар қиёфаи ҳайкалтарошон бо риши расидаю мӯйи жӯлида остин барзада мегӯяд, ки:

Пайкартароши пираму бо тешаи хаёл,
Як шаб туро зи мармари шеър офаридаам.
То дар нигини чашми ту нақши ҳавас ниҳам,
Нози ҳазор чашми сияҳро харидаам...;

пайкару пайкартарошиаш пиндор аст, ба кирдори чашмбандию сеҳру афсун, ки аз ҳайрат даҳани пайкартароши ҳақиқӣ воз мемонад. Мақоми ҳунарпешае, ки бо имову ишорат нақши ҳавоии ҳайратангезе менамояд, ки на танҳо фаҳмида, ҳатто дидаю шунида мешавад.

Ва шеърияте, ки дар савту садову намуду намои аносиру ашёст, дар худи аносиру ашё нест. Дарахте, ки дар пушти шишаи мошини шитобанда якпоя медавад шеърияте дорад, ки дарахти истода надорад. Зулфи сабзи беде, ки шамолакаш мебофад, шеърияте дорад. ки худи бед надорад. Сояи паррандае, ки дар рӯи замин медавад, шеърияте дорад, ки худи парранда надорад. Шеърияте, ки дар шакли занҷирии борон аст, дар худи борон нест. Шеърияте, ки дар садои хониши булбул аст, дар худи булбул нест. Шеърияте, ки дар хиш - хишу ғиреви найзори хушкидааст, дар найзори тозаю тар нест. Шеърияте, ки дар намуду шукӯҳу салобати кӯҳ аст, дар кӯҳ нест ва ғайра ва ҳоказо. Ва ин ҳама рамуз дар мавриди дилхоҳ ба андешаи шоир ҷӯр шуда, нерӯи эҷодии ӯро даҳчанду садчанд хоҳад кард.

Мо, ки бо паррандаҳои тасвири Нодири Нодирпур пару бол зада, аз обҳои тасвираш обу аз ҳавои тасвираш ҳаво хӯрда, сапедаи тасвирашро ҳамчун шир дам кашида, дар оинаи тасвираш рӯй дида, аз панҷараҳои тасвираш ба ҷаҳони шоиронае менигарем, аз рамузшиносии ӯст.

Вале шоири сухансанҷе ҳамчун ӯ гоҳе бо як вожаи лухти урён ҳам шеъре менависад, ки беҳтарин. Барои мисол:

Шавқи ҳазор сол туро дӯст доштан
Дар ман нуҳӯфтааст...

Ба истифодаи як суханрезаи лухти "ҳазор сол" тири ошиқонае задааст рост бар нишона.

Ана мо аз ӯ чиҳо омӯхтему чиҳо андӯхтем. Ана, барои чи ҳар маҷмӯаи тозаашро зайли ҷашни фархундае истиқбол мегирем, ҳар шеърашро дар тӯйи покатҳо аз марз ба марзу аз шаҳр ба шаҳр армуғон мефиристем. Ана, барои чи ҳар китоби навашро бесаброна мунтазир мешавем. Ана, барои чи номи Нодири Нодирпур нуқли маҷлису нишасти шоиронаи мост.

Шеъри ӯ кайҳоннавардии эҷодиест, ки ҳамчун кайҳоннаврдии ростин дар тасаввур намеғунҷад. Ӯ шоирест, ки кайҳону моҳу Миррихи адабиётро навардида. Мо аз дурбини эҷодиёти ӯ мебинем, ки арзу тӯли шуури шоирона аз куҷо то ба куҷост ва андешаи шоирона чи қадарҳо имконият метавонад дошт. Аз қадимиёну муосирон (ба истиснои Фирдавсӣ, ки достонсарои бебадали меҳан аст) ҳеҷ шоире аз ӯ шоиртар нест. Албатта дар эҷодиёти ҳар қаламкаш байту банди рангине ба назар мерасад, аммо касе ҳамчун у шеъру ғазали якпорчаю яклухти рангине надорад. Яъне густариши суханаш бетафовут сирф шоирона аст. Ҳеҷ қаламдасте бинишу сароишу равиши ӯро надорад. Шоиронро мавриди мутолааи ашъори ӯ чунон ҷозиба мегирад, ки аз табу тоб лабу даҳанашон хушкида табхола мебандад.

Нодири Нодирпур шоирест вожапардозу суханпардозу забонпардозу мазмуну маънипардозу шевапардозу адопардозу андешапардоз ва ҷумла ташбеҳу тасвираш дастнахӯрдаю чашмначарида. Шеъри ӯ танҳо зоҳиран нав нест, вожа ба вожа, сухан ба сухан, ҷумла ба ҷумла, хат ба хат, ташбеҳ ба ташбеҳ, тасвир ба тасвир, нукта ба нукта, мазмун ба мазмун, дарун ба дарун, қабат ба қабат аз беху бунёд нав аст. Ҳатто ғазали урфиро ҳам аз беху бунёд нав мегӯяд:

Шери дарё хуфта дар оғуши найзорон ҳанӯз,
Беша бедор аст аз бонги сафедорон ҳанӯз.
Дасти шаб норинҷи сурхи осмонро чидааст,
Хуни ӯ ҷорист аз дандони кӯҳистон ҳанӯз...

Ва афзалтару бартар он аст, ки шеъри у таборthe эронию ориёнист, ҳамчун достонҳои ҳамосии Фирдавсӣ, ҳамчун сурудҳои авастоии Зардушт. Ин аст ниҳояти чомаю чакомаю шеъру ғазали ҳазору дусадсолаи форсӣ.

Хушбахтона, ман Нодири Нодирпурро низ пас аз сӣ соли он дидори Душанбе дубора дар шаҳри Лос-Анҷелес мулоқот кардам. Акнун сараш сафед шуда буд, вале як мӯяш наафтода ва ришаки ғарибии мошубиринҷ ҳам дошт, аммо ҳамчунон нуронию хушрӯйю хушоянд.

Рӯзе, ки ду чашми ману Нодир ба ҳам уфтод,

Бар ҳам нигаристему гиристему гузаштем. [1]

Кунун ҳарду тақрибан ба як сарнавишт муқими Америка ҳастем, лекин ба иллати гаронии харҷи роҳ телефонӣ гуфтугӯ мекунем. На ман пуле дорам, ки ба меҳмониаш биравам ва на ӯ пуле дорад, ки меҳмони мо шавад.

Дар ин рӯзҳо устод Нодири Нодирпур ба ҳафтодсолагӣ қадам хоҳад ниҳод. Ҷашни фархундаи ӯ ҷашни ростини мост, ки солҳои мадиде мухлису муштоқу муштарияш ҳастем. Ӯ забоншиносест, ки забоншиносон, суханварест, ки суханварон, қаламкашест, ки қаламкашон, шоирест, ки шоирон дӯсташ доранд. Сарфи назар аз ғурбату таъбиди бистсолааш хушбахттарину беҳтарин шоир аст. Ман бо ду дасти бар ҳаво барафрошта мегӯям, ки устод Нодири Нодирпур имрӯз падарсолори шеъри форсист.

Сугсуруди "Аз панҷоҳ то ҳафтод"-ро, ки ҳусни хотимаи ин гуфтор қарор додаем, устод Нодири Нодирпур аз андӯҳи ғурбати тӯлонии хеш суруда, ки низ муносиби аҳволи мо кулли муҳоҷирони эронию тоҷику афғонист. Сугсуруди талхи равшанфикронест, ки нангу номӯси миллатдӯстӣ, меҳанпарастӣ мӯҷиби аз миллат мондану аз ватан ронданашон гардида. Ин асари ногуфтаниро ман нахуст аз Шодмон Юсуф гирифтам, ки дар қабати номаи муфассале аз Утриш (Австрия) фиристода буд. Вале дастнависи вай, ки аз як гуфтори радиоӣ навишта будааст, саҳеҳ наменамуд. Ман ҳамоно ба манзили устод занг зада нусхаи саҳеҳашро пурсидам, ки низ фаврӣ фиристода шуд. Инак, ин сугсуруди дилу ҷигарсӯзи ориёниро бо иловаи чанд тавзеҳ манзури хонандагони гиромӣ менамоем:

1. "Бесутун" - кӯҳест дар устони Кирмон бо катибаҳои хати мехӣ.
2. "Айвони Тайсафун" - унвони паҳлавии Айвони Мадоин аст, пойгоҳи Сосониён.
3. "Аъроби хонагӣ" - ишора ба мазҳабиёми маҳаллист, ки ҳанӯз ҳам истилои арабро давом медиҳанд.
4. "Тозитаборҳо" - яьне хешу табори арабҳо, низ киноя аз мазҳабиёни мутаассиб аст.
5. "Симои офтобии зан дар ҳиҷоб шуд" - манзур занҳоро зери чодару фаранҷӣ гирифгани бунёдгароёни исломист.
6. "Худойномаи мавзуни тозиен" - яъне, "Қуръон", ки сигеза ба "Шоҳнома" мекунад.

[1] Байти Урфии Шероз□ "Рузе ки ду чашми ману Урф□ ба ҳам уфтод."

Нодири Нодирпур

## Аз панҷоҳ то ҳафтод

Рузе, ки турктозии андешаи араб
Бори дигар диёри аҳӯроии маро
Пеш аз дароздастии саддомиён гирифт,
Тасвири ман дар оина панҷоҳсола буд.
В-аз нешханди оина дарёфтам, ки ман
Ҷуз тифли солхӯрда ба чашмаш набудаам;

Зеро, ки бегумон,
Аз лаҳзаи валодати ман дар шаби сиёҳ
То он пагоҳи сард,
Панҷоҳ сол рӯзу шабам дар гумон гузашт.
В-он тифли найсавор. ки ҷуз ман касе набуд,
Бар асби болдори худ аз осмон гузашт.

Панҷоҳ сол нимашабон дар ғиёби моҳ
Вақте, ки аз дарича ба шаб хира мешудам,
Хуш буд хотирам, ки нигорандаи азал
Таърихи марзу буми пуровозаи маро
Бо хомаи сапеду ҳуруфи ситоравор
Бар лавҳи осмони сияҳ нақш кардааст.

В-он гоҳ чун сапедадам аз роҳ мерасид,
Медидам ошкор, ки дар зери тоқи абр
Борон ҳуруфи мехии аз ёд рафтаро,
Гӯё ба ёди шавкати Эрони бостон
Бар сатҳи обҳои фурӯ хуфта дар сукун,
Ҳамчун катибаҳои куҳансоли вожгун,
Боз офаридаасту сипас пахш кардааст.

Ман сархуш аз хаёл,
Беэътино ба гардиши ҳар рӯзаи замин,
Осуда аз шитоби ҳаросовари замон,
Чун он катиба такя ба таърих доштам.
В-аз роҳи дур хира бар осори гунагун,
Бар нақши Бесутуну бар айвони Тайсафун.
Масти ғурур будаму мафтуни ифтихор,
Чашм аз замин ба ҷониби Миррих доштам.

Аммо шабе дар охири панҷоҳумин хазон
З-он хоби кӯдакона паридам ба ногаҳон,
Дидам, ки хоки эзидии зодгоҳи ман
Қурбонии таҳоҷуми аъроби хонагист,
Аъробе аз сулолаи Ваққосу [1] дигарон.

Дидам, ки дар қаламрави тозитаборҳо
Симои офтобии зан дар ҳиҷоб рафт,
Моҳи дуҳафта оинаи рӯйи дев шуд,
Мӯ-лои дарзи муъҷизаҳои китоб рафт [2],
В-он гоҳ бар басити замин хун ба ҷои об
Густурда гашту мавҷзанон то сароб рафт.

Дидам, ки кӯрчашмии ботин замонаро
Бемор карду дидаи бедор тира шуд,
В-он гаҳ худойномаи мавзуни тозиён
Бо ҷилди зарнигор ба "Шаҳнома" чира шуд.

Дидам, ки бар саросари он сарзамини сабз
Нури сапеду сурх аз он пас фурӯ натофт,
Дидам, ки дар сапедадамаш офтоб мурд,
В-он шери пир гум шуду шамшери худ наёфт.

---

[1] Фармондеҳи сипоҳи араб, ки барои ҳамла ба Эрон аз сӯи Умар бинни Хаттаб баргузида шуда буд.
[2] Баргирифта аз шеъри "Ояи шайтонӣ", дар маҷмӯаи "Замин ва замон", асари Нодири Нодирпур.

Дидам, ки ҷангиёни ҷавон бо калиди марг
Дур аз дари биҳишт ба дузах равон шуданд.
Дидам, ки вожаҳои дурушти ситорагон
Бар лавҳи осмон,
Ҳамчун ҳуруфи мехии борон бар обгир,
Бе он ки васфи шавкати пешиниён кунанд,
Аз чашми тезбини хаёлам ниҳон шуданд...

Он гоҳ ман ба шеваи хуршеди шомгоҳ
Аз авҷи кӯҳсори ғурур омадам ба зер,
Дидам. ки хоки минавии ориёниён
Помоли тозиёни замон аст ногузир.

Оре, дар он пагоҳи зимистон, ки ногаҳон
Бо дуввумин ҳуҷуми араб рӯбарӯ шудам,
Тасвири ман дар оина панҷоҳсола буд,
В-инак бар остонаи ҳафтодсолагист,
Аммо ба чашми дил,

Ин рӯзгори дузахии бистсоларо
Кай метавон идомаи умри гузашта дид.
Ман пурсишам аз оина ҷуз ин набудааст,
К-он фитнаи шигифт чи номе ба худ гирифт?
Ошуби тоза буд ва ё назми навзуҳур,
Ё зарбате, ки рафтаю ояндаи маро
Аз ҳам гусасту хотираҳоро ба хун кашид.

*Лос-Лнҷелес, баҳманмоҳи 1377.*
*Феврали 1999*

